*Пролетарҳои ҳамаи мамлакатҳо, як шавед!*

Органи Кумитаи Марказии ИЛКҶ Тоҷикистон

# Ҷавонони Тоҷикистон

ГАЗЕТА АЗ 5 АПРЕЛИ СОЛИ 1930 НАШР МЕШАВАД

№ 47 (8229). ● ЯКШАНБЕ, 15 АПРЕЛИ СОЛИ 1990. ● Нархаш 3 тин.

## СЕССИЯИ ЯКУМИ ШӮРОИ ОЛИИ РСС ТОҶИКИСТОН ДАЪВАТИ ДУВОЗДАҲУМ

## ҚАРОРИ

### Советн Олии РСС Тоҷикистон

**ДАР БОРАИ РАИСИ СОВЕТИ ОЛИИ РСС ТОҶИКИСТОН**

Совети Олии Республикаи Советии Социалистии Тоҷикистон **қарор мекунад:**

Рафиқ **Маҳкамов** Қаҳҳор Раиси Совети Олии РСС Тоҷикистон интихоб карда шавад.

12 апрели соли 1990.
ш. Душанбе.

### Раиси Шӯрои Олии Ҷумҳурии Шӯравии Социалистии Тоҷикистон

### Қ. М. МАҲКАМОВ



Қаҳҳор Маҳкамович Маҳкамов 16 апрели соли 1932 дар шаҳри Ленинобод таваллуд шудааст. Миллаташ тоҷик. Соли 1953 Институти маъдани Ленинградро хатм кард. Аз соли 1957 дар сафҳои КПСС мебошад.

Фаъолияти меҳнатиашро соли 1953 ҳамчунин сардори вентеляцияи шахтаи рақами 1—5 сар кардааст. Аз соли 1953 сардори участка, саринженер, сардори шахта, сардори раёсати кон буд. Аз соли 1961 раиси комиҷроияи шаҳри Ленинобод шуда кор кард. Аз соли 1963 раиси Госплани РСС Тоҷикистон, дар айни замон аз соли 1965 ҷонишини раиси Шӯрои Вазирони РСС Тоҷикистон буд. Аз соли 1982 Раиси Шӯрои Вазирони РСС Тоҷикистон шуда кор кард. Аз соли 1985 котиби якуми КМ Ҳизби Коммунисти Тоҷикистон мебошад.

Вакили Анҷумани XXVII КПСС ва Конференцияи XIX умумииттиҳодии КПСС мебошад, моҳи июни соли 1982 узви бюрои КМ Ҳизби Коммунисти Тоҷикистон интихоб шуд, аз соли 1986 узви КМ КПСС мебошад.

Депутати халқи СССР ва РСС Тоҷикистон мебошад.

Бо 4 ордени Байраки Сурхи Меҳнат ва медальҳо мукофотонида шуда, бо унвони фахрии «Инженери Хизматнишондодаи РСС Тоҷикистон» сарфароз гардонда шудааст.

# ХАБАРИ МУХТАСАРИ

## маҷлиси Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон

12 апрель дар Душанбе сессияи якуми Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон даъвати дувоздаҳум ба кор шурӯъ кард.

Бо супориши комиссияи интихоботии ҷумҳурӣ ва аз номи раиси он сессияро узви ҳамин комиссия Ш. Д. Маҳмудов кушод.

Иштироккунандагони сессия як дақиқа хомӯш истода хотираи онҳоеро ёд карданд, ки дар рафти воқеаҳои фоҷиавии шаҳри Душанбе 12—14 февраль ҳалок шудаанд.

Депутатҳо тартиби кор ва рӯзномаи сессияро тасдиқ мекунанд, ки ба он масъалаҳои зерин дохил карда мешаванд:

интихоби комиссияи мандатии Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон;

интихоби Раиси Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон;

интихоби ҷонишини якум ва ҷонишинони Раиси Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон;

таъйини Раиси Шӯрои Вазирони РСС Тоҷикистон;

интихоби комиссияҳои доимии Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон;

интихоби раиси Комитети назорати халқи РСС Тоҷикистон;

ташкили Президиуми Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон;

интихоби раиси Суди Олии РСС Тоҷикистон:

таъйини сарарбитражи давлатии РСС Тоҷикистон:

дар бораи даровардани тағйироту иловаҳо ба Конституцияи (Қонуни Асосӣ) РСС Тоҷикистон:

дар бораи лоиҳаи Қонуни оиди статуси депутатҳои халқи РСС Тоҷикистон:

ташкили ҳайати Шӯрои Вазирони РСС Тоҷикистон:

интихоби Комитети назорати халқии РСС Тоҷикистон:

интихоби Суди Олии РСС Тоҷикистон, судяҳои судҳои вилоятӣ, суди шаҳри Душанбе, судяҳои халқии судҳои халқии ноҳиявию шаҳрии халқии ноҳияю шаҳрҳои тобеи ҷумҳурӣ:

дар бораи мӯҳлати ҷорӣ намудани баъзе моддаҳои Қонуни РСС Тоҷикистон дар бораи забон:

тасдиқи қоидаҳои муваққатии ба Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон ва баррасии комиссияҳои доимӣ пешниҳод кардани лоиҳаи Қонунҳои РСС Тоҷикистон ва пешниҳодот дар бораи қабули қарорҳои РСС Тоҷикистон:

тасдиқи указҳои Президиуми Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон:

дар бораи лоиҳаи Қонуни РСС Тоҷикистон «Дар бораи ҷавобгарӣ барои пуршиддат гардондани вазъияти ҷамъиятию сиёсии ҷумҳурӣ».

Раиси комиссияи мандатӣ депутати халқи РСС Тоҷикистон А. Мирзоев аз номи комиссия маърӯза кард. Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон аз рӯи маърӯзаи комиссияи мандатӣ қарор қабул кард, ки дар он ваколатҳои 225 нафар депутатҳои халқи РСС Тоҷикистон, ки 25 февраль, 4 ва 9 марти соли равон интихоб шудаанд, тасдиқ гардидаанд.

Депутатҳои халқи ҷумҳурӣ, котиботи сессияи Шӯрои Олии РСС Тоҷикистонро интихоб мекунанд.

Сипас депутатҳо ба интихоби Раиси Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон мегузаранд.

Дар муҳокима депутатҳои халқи РСС Тоҷикистон Г. Савриддинова, Ю. М. Буланов, О. Бердиев, Б. Орифов, А. Г. Копылцов, Б. Собир, С. Ғ. Сафаров, Н. Г. Савченков, А. Абдушаҳидов, Г. Орифов, Ч. Набиев, С. Хайруллоев, М. Расулов, А. Соҳибназаров, И. Билолов, Р. Авезов, М. Маҳмадалиев, Қ. М. Маҳкамов, Ҳ. Саидмуродов, Н. Дӯстов, С. Кенҷаев. Т. Ҷабборов, Ҳ. Насриддинов, С. Ғаниев, Ш. Султонов ва дигарон ҳамчунин депутатҳои халқи СССР Г. В. Кошлаков, Д. Худоназаров, В. Гиро иштирок намуданд.

Баъди мубоҳисаи пурҷӯшу хурӯш ду номзад: котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон Қ. М. Маҳкамов ва Раиси Президиуми Шӯрои Олии Ҷумҳурӣ Ғ. П. Паллаев ба бюллетени овоздиҳии махфӣ дохил карда шудаанд.

Аз рӯи натиҷаи овоздиҳӣ Қ. М. Маҳкамов Раиси Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон интихоб шуд. Аз ҷумлаи 225 нафар депутатҳо, ки дар овоздиҳӣ иштирок доштанд, 162 нафар депутатҳои халқи РСС Тоҷикистон ба тарафдории ӯ овоз доданд. Ғ. П. Паллаев 62 овоз ба даст овард.

Шӯрои Олӣ дар бораи интихоби Раиси Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон қарор қабул кард.

Дар сессия Раиси Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон Қ. М. Маҳкамов нутқ кард.

* * *

13 апрель дар Душанбе сессияи якуми Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон даъвати дувоздаҳум идома дошт.

Раиси Шӯрои Олии ҷумҳурӣ Қ. М. Маҳкамов маҷлиси пагоҳиро оғоз кард.

Депутатҳои халқ ба муҳокимаи масъалаи сеюми рӯзнома — интихоби ҷонишини якуми Раиси Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон гузаштанд. Қ. М. Маҳкамов мувофиқи моддаи 110 Конституцияи ҷумҳурӣ таклиф кард, ки ба ин вазифа котиби КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, депутат Қ. А. Аслонов интихоб карда шавад.

Дар муҳокимаи номзади пешбаригардида депутатҳо П. Солеҳов, К. Имомов, У. Шокиров, М. Мирзобадалов, Ш. Б. Усмонова, А. А. Шишкин, А. Раҷабов, А. Ҳабибов, С. Ғаниев, Ф. Гурезов, Г. Фозилов ва дигарон иштирок карданд.

Дар натиҷаи овоздиҳии ошкоро аз 216 депутате, ки дар овоздиҳӣ иштирок дошт, 177 депутат тарафдор, 26 депутат муқобил баромада, 13 депутат худдорӣ кард, Қ. А. Аслонов ба мандати эътимоди аксарияти депутатҳо соҳиб гардид.

Сипас бо пешниҳоди Раиси Шӯрои Олии ҷумҳурӣ депутатҳо номзади раиси комитети иҷроияи депутатҳои халқи вилояти худмухтори Кӯҳистони Бадахшон Е. И. Тургуновро ба вазифаи ҷонишини Раиси Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон муҳокима карданд.

Доир ба ин номзад депутатҳо А. Орифов, Б. Баротов, М. Маҳмадҷонов, А. Достиев, Ю. Ф. Поносов ва як қатор дигарон изҳори ақида намуданд.

Бо овоздиҳии ошкоро Е. И. Тургунов аз 208 депутати муқаййяд ба 186 овози депутат соҳиб гашта, ба ин вазифа интихоб шуд.

Депутатҳо арзи Шӯрои Вазирони РСС Тоҷикистонро аз анҷоми ваколатҳои худ дар назди Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон мавриди муҳокима қарор дода, ба эътибор гирифтанд. Ба Шӯрои Вазирон супориш шуд, ки то вақти интихоби ҳайати нави ҳукумат вазифаашро иҷро кунад.

Мувофиқи моддаи 106 Конституцияи РСС Тоҷикистон раиси Шӯрои депутатҳои халқи вилояти худмухтори Кӯҳистони Бадахшон А. Искандаров ба вазифаи ҷонишини Раиси Шӯрои Олии ҷумҳурӣ интихоб мешавад.

Депутатҳо баъди андаке танаффус ба муҳокимаи номзад ба вазифаи Раиси Шӯрои Вазирони РСС Тоҷикистон шурӯъ карданд.

Мувофиқи моддаи 110 Конституцияи РСС Тоҷикистон Қ. М. Маҳкамов пешниҳод кард, ки ба ин вазифа И. Х. Ҳаёев таъин карда шавад.

Депутатҳо Ҷ. Шокиров, О. Бердиев, М. Исломиддинов, Р. Авазов, С. Шарифов, К. Қоимдодов, А. Аҳмадов, Х. Шарифов, З. Давлаталиева ва як қатор дигарон нисбати номзад фикри худро баён карданд.

Дар натиҷаи овоздиҳии ошкоро (210 депутат тарафдор, 2 депутат муқобил ва 3 депутат худдорӣ кард) И. Х. Ҳаёев сарвари ҳукумат таъин шуд.

Депутатҳо ба муҳокимаи масъалаи ташкили Комиссияҳои доимии Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон, интихоби раисон ва тасдиқи ҳайати комиссияҳои мазкур шурӯъ мекунанд.

Муовини якуми Раиси Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон Қ. А. Аслонов оид ба ин масъала таклифҳо пешниҳод кард.

Ҳайати 13 комиссияи доимӣ бо назардошти пешниҳоду мулоҳизаҳои депутатҳо тасдиқ карда мешавад. Бояд гуфт, ки комиссияи мандатӣ пештар интихоб шуда буд. Ҳамчунин номзадҳои ба вазифаҳои раисони комиссияҳои мазкур пешбаришуда тасдиқ карда мешаванд.

Аз рӯи масъалаҳое, ки рӯзи дуюми сессия муҳокима шуданд, қарорҳои дахлдор қабул карда мешаванд.

Сардори ҳукумати ҷумҳурӣ И. Х. Ҳаёев дар бораи сохти Шӯрои ояндаи Вазирон ба сессия ахборот дод.

Маҷлиси ояндаи Шӯрои Олии Ҷумҳурии Шӯравии Социалистии Тоҷикистон 19 апрель кушода мешавад. 14 апрель комиссияҳои доимии Шӯрои Олии ҷумҳурӣ ба кор сар мекунанд.

ТоҷикТА.

латӣ ва идораи СССР меди- махсус таъкид намоям, ки

## РАИСИ

### Шӯрои Вазирони РСС Тоҷикистон

# И. Ҳ. ҲАЁЕВ



Иззатулло Ҳаёевич Ҳаёев 22 июни соли 1936 дар қишлоқи Хӯҷаисҳоқи ноҳияи Кӯлоби вилояти Кӯлоб таваллуд шудааст. Миллаташ тоҷик, маълумоташ олӣ: соли 1961 Донишгоҳи давлатии Тоҷикистон ба номи В. И. Ленин ва соли 1970 мактаби олии партиявии назди КМ Партияи Коммунисти Иттифоқи Советиро хатм кардааст. Аз соли 1961 аъзои партия мебошад.

Фаъолияти меҳнатиашро соли 1954 ҳамчун муфаттиши калони шӯъбаи молияи комитети иҷроияи вилоят оғоз кард. Мудири шӯъбаи комитети иҷроияи шаҳр, муфаттиши Вазорати молия ва сардори шӯъбаи Вазорати хоҷагии қишлоқи Ҷумҳурии Шӯравии Социалистии Тоҷикистон шуда кор кард.

Аз соли 1964 муовини раиси колхоз, сардори раёсати зироати ноҳия ва мудири шӯъбаи Комитети назорати халқии ҷумҳурии Тоҷикистон буд.

Соли 1970 котиби якуми комитети партиявии ноҳияи Қалъаихум, соли 1973 раиси комитети иҷроияи Шӯрои депутатҳои халқи вилояти худмухтори Кӯҳистони Бадахшон, соли 1978 вазири саноати гӯшту шири ҷумҳурӣ шуда кор кард. Аз соли 1983 то соли 1986 котиби якуми комитети партиявии вилояти Кӯлоб буд. Моҳи январи соли 1986 Раиси Шӯрои Вазирони Ҷумҳурии Шӯравии Социалистии Тоҷикистон интихоб шуд.

Вакили Анҷумани XXVII Партияи Коммунистии Иттифоқи Шӯравӣ ва Конференцияи XIX умумииттифоқии Партияи Коммунистии Иттифоқи Шӯравӣ буд. Рафиқ И. Ҳ. Ҳаёев номзади аъзои КМ Партияи Коммунисти Иттифоқи Шӯравӣ, аъзои бюрои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, депутати халқи Иттифоқи Шӯравӣ ва ҷумҳурии Тоҷикистон мебошад.

Бо ду ордени Байрақи Сурхи Меҳнат ва медалҳо мукофотонида шудааст.

## ҚАРОРИ

### ШӮРОИ ОЛИИ РСС ТОҶИКИСТОН ОИД БА АРИЗАИ ШУРОИ ВАЗИРОНИ ҶШС ТОҶИКИСТОН

Шӯрои Олии Ҷумҳурии Шӯравии Социалистии Тоҷикистон **қарор мекунад:**

1. Аризаи Шӯрои Вазирони Ҷумҳурии Шӯравии Социалистии Тоҷикистон оид ба соқит кардани ваколатҳояш дар назди Шӯрои Олии ҶШС Тоҷикистон ба инобат гирифта шавад.
2. Рафиқ **Ҳаёев** Иззатулло Раиси Шӯрои Вазирони ҶШС Тоҷикистон таъин карда, вазифадор карда шавад, ки дар бораи ҳайати Шӯрои Вазирони ҷумҳурӣ ба Шӯрои Олии ҶШС Тоҷикистон таклифҳо пешниҳод кунад.
3. Шӯрои Вазирони ҶШС Тоҷикистон то аз тарафи Шӯрои Олии ҶШС Тоҷикистон ташкил додани Шӯрои нави Вазирони ҶШС Тоҷикистон вазифаҳояшро минбаъд давом диҳад.

**Раиси Шӯрои Олии ҶШС Тоҷикистон**
**Қ. МАҲКАМОВ.**

13 апрели соли 1990.
шаҳри Душанбе.

# Нутқи Раиси Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон Қ. М. МАҲКАМОВ

Рафиқони азиз, депутатҳои мӯҳтарам!

Пеш аз ҳама, иҷозат диҳед барои боварию эътимодатон ба ман ва маро ба мансаби Раиси Шӯрои Олии Тоҷикистон — ин органи олии ҳокимияти халқии ҷумҳурӣ интихоб карданатон аз таҳти дил миннатдорӣ баён намоям.

Шуморо самимона бовар мекунонам, ки ман тамоми масъулиятеро, ки ба зиммаам гузошта шудааст, инчунин қарзи фарзандии худро дар назди халқи тоҷик, аҳолии ҷумҳурӣ, дар назди коргарон, деҳқонон, зиёиён, занону ҷавонон, дар назди ҳамаи миллатҳои сокини Тоҷикистон хуб мефаҳмам.

Вобаста ба ҳамин, вазифаи худ медонам, ки дар ҷумҳуриамон тамоми ҳуқуқу озодиҳои конституционии гражданинҳо пурра ва бечуну чаро амалӣ гардонида, пешрафти босуръати иқтисодию иҷтимоӣ ва маданӣ он дар федерацияи нави Иттиҳоди Ҷумҳуриҳои Шӯравии Социалистӣ, дар оилаи ягонаи халқҳои советӣ таъмин карда шавад.

Ҷумҳурии Шӯравии Социалистии Тоҷикистон мисли дигар ҷумҳуриҳои иттифоқии мамлакат бояд давлати мустақили социалистие гардад, ки дар сарзамини худ, ғайр аз ваколату ҳуқуқҳое, ки ихтиёран ба салоҳияти органҳои дахлдори ҳокимияти давҳад, соҳиби ҳокимияти ... бошад.

Ман дар ин ҷо нуктаҳои мушаххас ва ҷузъиёти ин масъаларо баён карданӣ нестам. Зеро ҳамаи онҳо дар Концепцияи мустақилияти иқтисодии ҷумҳурӣ, ки баъди муҳокимаи васею ҳамаҷониба дар сессияи оянда Шӯрои Олии Тоҷикистон қабул карда хоҳад шуд, бояд инъикос ёбанд.

Бо вуҷуди ин мехостам ... муносибати мову шумо ба ин Концепция, ба дараҷаи камолоту салоҳияти ҳайати нави депутатҳо вобаста аст.

Дар ҳар сурат мову шуморо кори ниҳоят ҷиддие дар пеш аст ва бурду бохти ояндаи ҷумҳурӣ аз бисёр ҷиҳат ба самараю сифати он вобаста мебошад. Мехостам изҳори боварӣ намоям, ки депутатҳои халқ ҳамаи инро

(Охираш дар саҳ. 2).

## ҚАРОРИ

### ШӮРОИ ОЛИИ РСС ТОҶИКИСТОН ДАР БОРАИ МУОВИНИ ЯКУМИ РАИСИ ШӮРОИ ОЛИИ ҶУМҲУРИИ ШӮРАВИИ СОЦИАЛИСТИИ ТОҶИКИСТОН

Шӯрои Олии Ҷумҳурии Шӯравии Социалистии Тоҷикистон **қарор мекунад:**

рафиқ **Аслонов** Қадриддин муовини якуми Раиси Шӯрои Олии Ҷумҳурии Шӯравии Социалистии Тоҷикистон интихоб карда шавад.

**Раиси Шӯрои Олии ҶШС Тоҷикистон**
**Қ. МАҲКАМОВ.**

13 апрели соли 1990.
шаҳри Душанбе.

### МУОВИНИ ЯКУМИ РАИСИ ШӮРОИ ОЛИИ РЕСПУБЛИКАИ СОВЕТИИ СОЦИАЛИСТИИ ТОҶИКИСТОН

# Қ. А. АСЛОНОВ



Қадриддин Аслонович Аслонов 29 майи соли 1947 дар ноҳияи Ғарми республикаи Тоҷикистон таваллуд шудааст. Миллаташ тоҷик, соли 1969 Донишкадаи кишоварзии Тоҷикистон ва соли 1989 Академияи илмҳои ҷамъиятшиносии назди Комитети Марказии Партияи Коммунистии Иттифоқи Советиро ғоибона хатм кард. Аз соли 1972 аъзои Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ мебошад.

Фаъолияти меҳнатиаш соли 1969 сар шуд. Аввал мудири устохонаҳои колхози ба номи Максим Горький ва баъд сардори бригадаи тармимгарони ҳамин хоҷагӣ шуда кор кард. Соли 1973 аввал котиби дуюм, баъд котиби якуми комитети комсомолии ноҳияи Колхозобод интихоб шуд. Баъд раиси иттиҳодияи дар ноҳияи Колхозобод будаи Комитети давлатии техникаи хоҷагии қишлоқ, раиси иттиҳодияи таъминоти хоҷагии қишлоқи вилояти Қӯрғонтеппа шуда кор кард. Аз соли 1983 котиби якуми комитети партиявии ноҳияи Панҷ ва аз соли 1988 муовини якуми раиси Комитети давлатии агросаноатии РСС Тоҷикистон — вазири РСС Тоҷикистон шуда кор кард.

Соли 1986 аъзои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон интихоб шуд. Моҳи январи соли 1989 аъзои бюро ва котиби КМ Партияи Коммунисти Тоҷикистон интихоб гардид. Қ. А. Аслонов депутати халқи РСС Тоҷикистон буда, бо ордени «Нишони фахрӣ» ва медаль мукофотонида шудааст.

## ҚАРОРИ

### ШӮРОИ ОЛИИ РСС ТОҶИКИСТОН ДАР БОРАИ МУОВИНИ РАИСИ ШӮРОИ ОЛИИ ҶШС ТОҶИКИСТОН

Шӯрои Олии Ҷумҳурии Шӯравии Социалистии Тоҷикистон **қарор мекунад:**

рафиқ **Тургунов** Евгений Ильич муовини Раиси Шӯрои Олии ҶШС Тоҷикистон интихоб карда шавад.

**Раиси Шӯрои Олии ҶШС Тоҷикистон**
**Қ. МАҲКАМОВ.**

13 апрели соли 1990.
шаҳри Душанбе.

### МУОВИНИ РАИСИ ШӮРОИ ОЛИИ РЕСПУБЛИКАИ СОВЕТИИ СОЦИАЛИСТИИ ТОҶИКИСТОН

# Е. И. ТУРГУНОВ



Евгений Ильич Тургунов 5 июли соли 1947 дар шаҳри Андиҷони РСС Ӯзбекистон ба дунё омадааст. Миллаташ рус. Соли 1966 совхоз-техникуми ба номи В. И. Ленини Мастчоҳ, соли 1978 Донишкадаи кишоварзии Тоҷикистон ва соли 1989 Академияи илмҳои ҷамъиятшиносии назди КМ Партияи Коммунисти Иттифоқи Советиро хатм кардааст. Аз соли 1969 аъзои партия мебошад.

Фаъолияти меҳнатиашро баъди хатми техникум ҳамчун лаборанти калони пажӯҳишгоҳи зироати Якутия сар кардааст. Соли 1967 мудири шӯъбаи ташкилотҳои комсомолии комитети комсомолии ноҳияи Орҷоникидзеобод буд. Соли 1969 инструктори шӯъбаи ташкилотҳои комсомолии комитети комсомолии вилоятии ВЛКСМ Якутия шуда кор кард. Аз соли 1971 инструктор, мудири сектор, мудири шӯъбаи комитети комсомолии вилояти Ленинобод шуда кор кард. Аз соли 1978 инструктори комитети партиявии вилояти Ленинобод буд. Соли 1980 котиби дуюми комитети партиявии ноҳияи Ашт интихоб шуд. Соли 1983 мудири шӯъбаи ташкили корҳои партиявии вилояти худмухтори Кӯҳистони Бадахшон шуда кор кард. Аз соли 1986 аввал раиси Комитети давлатии агросаноатии вилояти худмухтори Бадахшон ва баъд муовини раиси комитети иҷроияи Шӯрои депутатҳои халқи вилоят — раиси Комитети давлатии агросаноатии вилоят шуда кор кард. Соли 1987 раиси комитети иҷроияи Шӯрои депутатҳои халқи вилояти худмухтори Кӯҳистони Бадахшон интихоб шуд.

Моҳи июни соли 1988 узви Президиуми Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон интихоб гардид.

Рафиқ Е. И. Тургунов депутати халқи РСС Тоҷикистон мебошад.

## ҚАРОРИ

### ШӮРОИ ОЛИИ РСС ТОҶИКИСТОН ДАР БОРАИ МУОВИНИ РАИСИ ШӮРОИ ОЛИИ ҶШС ТОҶИКИСТОН

Шӯрои Олии Ҷумҳурии Шӯравии Социалистии Тоҷикистон **қарор мекунад:**

рафиқ **Искандаров** Акбаршоҳ — раиси Шӯрои депутатҳои халқи вилояти худмухтори Кӯҳистони Бадахшон муовини Раиси Шӯрои Олии ҶШС Тоҷикистон интихоб карда шавад.

**Раиси Шӯрои Олии ҶШС Тоҷикистон**
**Қ. МАҲКАМОВ.**

13 апрели соли 1990.
шаҳри Душанбе.

### МУОВИНИ РАИСИ ШӮРОИ ОЛИИ РЕСПУБЛИКАИ СОВЕТИИ СОЦИАЛИСТИИ ТОҶИКИСТОН

# А. И. ИСКАНДАРОВ



Акбаршоҳ Искандарович Искандаров 1 августи соли 1951 дар ноҳияи Қалъаихуми вилояти худмухтори Кӯҳистони Бадахшони ҷумҳурии Тоҷикистон таваллуд шудааст. Миллаташ тоҷик. Соли 1973 техникуми политехникии Душанбе, соли 1979 Донишгоҳи давлатии Тоҷикистон ба номи В. И. Ленин ва соли 1989 мактаби олии партиявии Тошкандро ғоибона хатм кардааст. Аз соли 1981 аъзои партия мебошад.

Фаъолияти меҳнатиашро аз муҳандиси заминсози управленияи хоҷагии қишлоқи раёсати хоҷагии Қалъаихум оғоз кардааст, баъд дар ҳамин ҷо иқтисоддони калон шуда кор кард. Соли 1980 инспектори комитети назорати халқии ноҳияи Қалъаихум буд. Соли 1981 инспектори шӯъбаи эҳсояи давлатии ноҳияи Қалъаихум шуда кор кард. Чор сол дар ташкилотҳои партиявӣ — инструктори шӯъбаи ташкили кори партиявии комитети партиявии ноҳияи Қалъаихум, инструктори шӯъбаи зироат ва саноати озуқаи комитети партиявии вилояти худмухтори Кӯҳистони Бадахшон шуда кор кард. Аз соли 1986 муовини якуми раиси комитети иҷроияи ноҳияи Ишкошим, раиси иттиҳодияи агросаноатии ноҳия буд. Аз соли 1987 котиби якуми комитети партиявии ноҳияи Ванҷ шуда кор кард.

8 январи соли 1990 раиси Шӯрои депутатҳои халқи вилояти худмухтори Кӯҳистони Бадахшон интихоб шуд.

Рафиқ А. И. Искандаров депутати халқи РСС Тоҷикистон аст.

---

### Москва: Анҷумани XXI ИЛКҶУ

# Анҷумани қолабшиканҳо

**Репортажи хабарнигорамон (ба воситаи телефон) аз Коши консертии «Россия»-и шаҳри Москва.**

Рӯзи дуюми кори анҷуман аз рӯзи аввал кам фарқ дошт. Ба кори анҷуман гурӯҳҳои хурд-хурд аз ташкилотҳои комсомолии Ленинград, Украина ва РСФСР кӯшиш мекунанд дигаргунӣе ворид кунанд, самти корро ба дигар тараф равона намоянд. Вале кӯшишҳои онҳо танҳо халалрасонист ба кори анҷуман. Ин ақидаро вакилони дигар ҷумҳуриятҳо ҳам дар толор ва ҳам дар вақти танаффус баён карданд. Дар рӯзи дуюм низ вақти зиёде ба масъалаҳои берун аз рӯзномаи анҷуман сар шуд. Агар кор чунин сурат гирад, дар гумон аст, ки анҷуман то рӯзи 17-уми апрель кори худро ба охир расонад. Ба ҳар ҳол баромадҳои хубу асосноки сарварони комсомолони ҷумҳуриятҳои Украина, Белоруссия, Қазоқистон, Узбекистон, Арманистон ва Туркманистон диққатҷалбкунанда буданд, чунки онҳо дар бораи масъалаҳои муҳимтарини ташкилоти ягонаи ҷавонони мамлакат, сабабҳои ба бӯҳрон оварда расондани он, роҳҳои халосиро аз мушкилот гуфтанд. Суханронии онҳо аз қисми суханрониҳои вакилон аз он фарқ доштанд, ки он қисм ба будани комсомол боварӣ доранду қисми дуюм ба набудани он.

Ҳатто аз толор вакилоне пайдо шуданд, ки истеъфои ҳайати пурраи КМ ИЛКҶУ-ро талаб карданд. Вале боз шахсоне ҳам пайдо шу... дад»... ки инро рад карданд... исбот намуданд, ки он... халосӣ нест, роҳҳои аз бӯҳрон баромаданро ҷустан лозим. Ба ин ҳам розӣ шуданду ба он ҳам.

**Суҳбати кӯтоҳ дар танаффуси анҷуман бо вакил аз ...ҷумҳуриамон Анвар Ёқубов.**

**... Аз рафти кори анҷуман ...мандед?**

(Ох...раш дар сах. 4).

СЕССИЯИ ЯКУМИ ШӮРОИ ОЛИИ РСС ТОҶИКИСТОН ДАЪВАТИ ДУВОЗДАҲУМ

# НУТҚИ РАИСИ ШӮРОИ ОЛИИ РСС ТОҶИКИСТОН Қ. М. МАҲКАМОВ

(Аввалаш дар саҳ. 1).

хуб мефаҳманд ва дар баррасии тамоми масъалаҳо масъулияти олӣ зоҳир мекунанд.

Рафиқони мӯҳтарам!

Ҷумҳурии мо мисли тамоми мамлакат давраи ниҳоят душвору бомасъулият, лаҳзаи ҳалкунандаи бозсозиро аз сар мегузаронад.

Проблемаҳои иқтисодию иҷтимоӣ ва маънавию фарҳангӣ, ки дар тӯли солҳои зиёд ҷамъ шуданд, ҳоло ниҳоят тезутунд гардида, ба вазъияти муносибатҳои миллӣ ҳам бетаъсир намондаанд.

Чунон ки ҳодисаҳои моҳи феврал нишон доданд, аз ҳамаи ин қувваҳои харобкор ба мақсадҳои ғаразолуди худ, ки бо манфиатҳои ҳақиқии халқ ҳеҷ умумияте надоранд, фаъолона истифода мебаранд.

Ҳоло комилан равшан аст, ки сарнавишти минбаъдаи ҷумҳурӣ, орзую умеди одамон аз бисёр ҷиҳат ба шеваи кору фаъолияти Шӯрои Олии ҳозира вобаста мебошад.

Бинобар ин, вазифаи аввалиндараҷаи мову шумо дар назди халқамон ва дар назди тамоми мамлакат иборат аз он аст, ки аз нахустин лаҳзаҳо, барои ба таври амалӣ ва самарабахш ба роҳ мондани кори Шӯрои Олӣ ҷидду ҷаҳд намоем, коре кунем, ки фаъолияти он барои ҳалли қонунии проблемаҳои муҳими ҳаёти мо мусоидат намояд. Фикр мекунам, ки интихобкунандагон маҳз бо ҳамин мақсад ба тарафдории мову шумо овоз додаанд.

Вазифаи худ ва Шӯрои Олии ҳозираро инчунин, дар он мебинам, ки процессҳои демократӣ дар тамоми соҳаҳо, дар ҳаёти сиёсӣ, иҷтимоию иқтисодӣ, дар соҳаи муносибатҳои миллӣ вусъат дода, ҳимоя карда шаванд ва бо назардошти дигаргуниҳои ҳаёти сиёсии ҷамъият, афзоиши худшиносии миллӣ як силсила ҳуҷҷатҳои нави қонунгузорӣ танзим ва тасдиқ гарданд.

Ба ин масъала андаке муфассалтар таваққуф карда, мехостам таъкид намоям, ки мо бояд тамоми кори қонунгузорӣ ва сифати қонунҳоро хеле беҳтар созем. Имрӯз холисона ва ошкоро бояд гуфт, ки баъзе қонунҳое, ки дар гузаштаи наздик қабул шуда буданд, гоҳо воқеиятҳои зудгузари сиёсӣ ва иҷтимоию иқтисодиро бояду шояд ба эътибор намегирифтанд, замонати кофии моддӣ надоштанд, баёнгари андешаву афкори аҳли ҷамъият набуданд. Ба ибораи дигар, қисме аз онҳо қонунҳои таманноӣ ва изҳоротӣ буданд. Вале, имрӯз моро қонунҳои асосию амалӣ лозиманд, ки барои қабули чунин қонунҳо фаъолият, салоҳият ва масъулияти Комиссияҳои доимии Шӯрои Олӣ ва ҳар як депутат зарур аст.

Моро, инчунин зарур аст, ки муносибати Шӯрои Олиро бо ташкилотҳои тобеъ комилан дигаргун сохта, назорати босамари иҷрои қонунҳоро ба роҳ монем. Зеро, маҳз аз сабаби камбудию норасоиҳои фаъолияти назоратӣ аксар вақт қонунҳо амал намекунанд, риоя ва иҷро намешаванд, ки дар ин бобат мисолҳои зиёде овардан мумкин аст.

Дар хусуси фаъолияти қонунгузории Шӯрои Олии Ҷумҳурӣ сухан ронда, мехостам самтҳои асосӣ ва муҳимтарини онро ёдоварӣ намоям.

Дар соҳаи иқтисодиёт моро лозим аст, ки мустақилияти иқтисодии ҷумҳуриро бо қабули ҳуҷҷатҳои дахлдор қонунӣ гардонида, муносибатҳои шартномавӣ ва ӯҳдадориҳои ҳамдигариро бо ҷумҳуриҳои дигар ва марказ аниқ муайян намоем.

Бояд гуфт, ки зарурати такмил додани структураи хоҷагии халқи ҷумҳурӣ ва аз манбаи содиркунандаи ашёи хом ба манбаи истеҳсолкунандаи маҳсулоти тайёр табдил додани он ҳам бо ҳамин бевосита алоқаманд аст. Дар айни замон, ин омили хеле муҳими афзун гардонидани даромади миллӣ, ба фаъолияти меҳнатӣ бештар ҷалб намудани аҳолӣ ва беҳтар шудани сатҳи зиндагии одамон мебошад.

Ин масъала ҷиҳатҳои дигар ҳам дорад. Аз ҷумла, зарур аст, ки дар бобати тайёр кардани кадрҳои соҳибихтисоси коргарон ва инженерону техникҳо, ки дар корхонаҳои истеҳсолкунандаи маҳсулоти тайёр кор хоҳанд кард, инчунин дар бобати тартиб додани барномаи асосноки таъсиси корхонаҳои хурду миёна дар ҷойҳое, ки захираҳои зиёди меҳнатӣ доранд, аз ҳоло ҷораҳои қатъӣ андешида шаванд.

Ин ҷо як нуқтаи хеле муҳими дигарро ҳам бояд ба назар гирифт. Вақтҳои охир андешаҳое вуҷуд доранд, ки суръати ҳозираи афзоиши табиии аҳолӣ ва камзаминӣ метавонанд ҷумҳуриро ба вазъияти сарбаста дучор намоянд. Бояд гуфт, ки ин гуна ташвишҳо беасос намебошанд. Зеро, чунон ки ҳисоботи пешакӣ нишон медиҳад, аҳолии ҷумҳурӣ соли 2005-ум 8,2 миллион нафарро ташкил хоҳад кард. Илова бар ин, таҷрибаи чунин пешгӯиҳо шаҳодат медиҳад, ки дар асл ин рақам метавонад зиёдтар бошад.

Бинобар ин, аз ҳоло роҳҳои пешгирии чунин вазъиятро ҷустуҷӯ кардан лозим меояд. Албатта, фаҳмост, ки ин на танҳо вазифаи қонунгузорон, балки вазифаи муштараки олимони иқтисодшинос, социологҳо, мутахассисони соҳаи тиб, роҳбарони хоҷагиҳо, органҳои ҳокимияти маҳаллӣ, хуллас вазифаи ҳамаи онҳоест, ки ба проблемаи мазкур ба ин ва ё он тарз муносибат доранд. Моро лозим аст, ки бо ҳамаи онҳо ҳамкории наздик дошта бошем.

Бешубҳа, Шӯрои Олӣ ва депутатҳои халқ дар ҳалли масъалаҳои вобаста ба татбиқи ислоҳоти куллии иқтисодӣ, ҷорӣ кардану вусъат додани шаклҳои нави хоҷагидорӣ ва моликият, боздоштани падидаҳои бӯҳронӣ дар иқтисодиёт, бозсозии бунёдии идораи хоҷагии халқ, хусусан комплексҳои агросаноатию бинокорӣ ҳам бетараф буда наметавонанд.

Пеш аз ҳама, бояд ба комплекси озуқавории ҷумҳурӣ, ба махсусгардонии истеҳсолоти он, ба истифодаи оқилонаю самарабахши шароитҳои табиию иқлимии мо, ба татбиқи амалии Қонуни замин диққат дода шавад. Зеро, дар ин соҳаҳо аллакай, ҳолатҳои мураккабу шиддатнок пайдо шуда истодаанд.

Моро инчунин, зарур аст, ки ба ҳалли масъалаҳои амалӣ ва конкретии баробар кардани дараҷаи тараққиёти ҳамаи минтақаҳои ҷумҳурӣ ва проблемаҳои пешрафти иҷтимоии деҳот ҷиддитар машғул шавем. Мутаассифона алҳол вазъият таврест, ки сокинони деҳоти Тоҷикистон аз хизматрасонии муассисаҳои коммуналӣ, маишӣ, тиббӣ ва савдо то андозае бенасиб мондаанд, дар бисёр ҷойҳо муассисаҳои маорифу маданият намерасанд, як қисми онҳо дар ҳолати ногувор қарор доранд. Дар бораи мазмуну сифати кори онҳо ҳоҷати гап ҳам нест.

Албатта, тамоми масъалаҳои вобаста ба ташкилу вусъат додани муносибатҳои байни минтақаҳо ва муносибатҳои хориҷии иқтисодӣ, инчунин масъалаҳои ба вуҷуд овардани манбаи устувору зарурии пули байналхалқӣ ҳам ба қонунҳои мукаммалу ҷиддӣ эҳтиёҷ доранд.

Дар ин бобат баъзе корҳои ҷузъӣ сурат гирифта бошанд ҳам, алҳол доимию мураттаб нестанд ва аз ҷиҳати ҳуқуқӣ дуруст танзим нашудаанд. Вале маълум аст, ки ин масъала — масъалаи ниҳоят нозук буда, бетаҷрибагию беандешагӣ дар он метавонад бар зарари мо тамом шавад.

Дар соҳаи сиёсати иҷтимоию фарҳангӣ, ба назарам, принципи адолати иҷтимоӣ, зарурати фароҳам овардани шароити муносиби кору зиндагӣ ва инкишофи ҳамаҷонибаи шахсиятро қонунӣ гардонида, дар ин бобат пешгӯиҳои илмии вазъияти демографии ҷумҳурӣ ва тамоюлҳои ҳозираюояндаи инкишофи онро ба эътибор гирифтан лозим аст.

Фикр мекунам, ки масъалаҳои таъмини ҳимояи иҷтимоии занон, хусусан, модарони серфарзанд, ҳимояи ҳуқуқҳои модарону кӯдакон, беҳтар кардани шароити кор, зиндагӣ ва таҳсили ҷавонон, ғамхорӣ дар ҳаққи маъюбон, ветеранҳои ҷангу меҳнат ҳам бояд дар маркази фаъолияти қонунгузории Шӯрои Олӣ қарор дошта бошанд.

Ҳамчун қисми таркибии ин масъалаҳо, бояд инчунин ба такмили системаи таъминоти иҷтимоӣ, тезондани ҳалли проблемаи манзил, зиёд кардани истеҳсол ва беҳтар намудани сифати молҳои истеъмолии халқ ва хизматрасонии тиббӣ ба аҳолӣ бештар диққат дода шавад.

Ҳаминро ҳам бояд ба назар гирем, ки алҳол дар ҷумҳурии мо оиди муҳофизати муҳити атроф ва истифодаи оқилонаи захираҳои табиӣ дар асл қонуни муассире вуҷуд надорад. Дар мавриди таъмини муҳофизати мероси маънавию фарҳангӣ, ёдгориҳои таърихӣ, анъанаҳои халқӣ ҳам вазъият ҳамин тавр аст ва он бояд ислоҳ карда шавад.

Шӯрои Олии ҷумҳуриро дар масъалаи сохтмони миллию давлатӣ ҳам кори бузургу хеле масъулиятноке дар пеш аст. Дар ин бобат мо бояд, пеш аз ҳама, ба такмили муносибатҳои байни миллатҳо ва таъмини воқеии ҳуқуқу озодиҳои гражданинҳо, новобаста аз миллат, забон ва дину оинашон, бештар эътибор диҳем.

Гумон мекунам, ки тамоми тадбирҳои вобаста ба ин масъала бояд аз зарурати объективии ҳимоя ва мустаҳкам кардани муносибати боэҳтиромона ва хайрхоҳонаи намояндагони ҳамаи миллату халқиятҳои мамлакатамон сарчашма гирифта, ба хотири имрӯзу фардои он анҷом дода шавад.

Мо надида ва ба назар нагирифта наметавонем, ки ҳодисаҳои фоҷиавии моҳи феврал боиси ташвишу изтироби як қисми сокинони ҷумҳурӣ гардида, дар онҳо нисбат ба ояндаи худ ҳисси нобоварӣ ба вуҷуд оварданд. Маҳз аз ҳамин сабаб ҷумҳурии мо, аллакай, баъзе мутахассисони болаёқат, кадрҳои соҳибихтисоси коргарон ва инженерону техникҳоро аз даст дод ва ҳоло ҳам аз даст дода истодааст.

Бинобар ин моро лозим меояд, ки барои боздоштани ин процесс тамоми чораҳои имконпазирро андешем. Вале, маълум аст, ки танҳо бо муроҷиатномаю боваркунониҳо кор буд намешавад. Дар ин бобат кафолатҳои конкретӣ лозиманд. Чунин кафолатҳоро ҳоло бо ташаббуси коммунистон ва аҳли ҷамъият ҳукумати ҷумҳурӣ тартиб дода истодааст.

Масъалаҳои фароҳам овардани шароит барои зиёд кардани мустақилият ва масъулияти органҳои маҳаллии ҳокимият ҳам набояд аз доираи фаъолияти қонунгузории Шӯрои Олӣ берун монанд. Зеро аксари масъалаҳои марбут ба қонеъ гардонидани талаботи рӯзмарраи аҳолӣ, ҳимояи иҷтимоии одамон ва вусъат додани процессҳои демократӣ амалан маҳз дар ҳамон ҷо ҳал карда мешаванд.

Ба назарам, Шӯрои Олӣ инчунин вазифадор аст, ки дар фаъолияти худ зарурати муколама бо созмонҳои мутараққии ҷамъиятиро ба эътибор гирифта, бо мақсади вусъат додани процессҳои бозсозӣ барои муттаҳид кардани онҳо кӯшиш намояд. Дар шароити бисёрпартиявӣ, ки ҳоло амри воқеъ гардида истодааст — ин талаботи исроркоронаи замон мебошад.

Рафиқони азиз, депутатҳои мӯҳтарам!

Гуфтаҳои болоро ҷамъбаст карда, мехостам бори дигар таъкид намоям, ки Шӯрои Олӣ, комиссияҳои доимии он, депутатҳои халқӣ, хулласи калом, ҳамаи мову шумо бояд роҳи барқарор кардани давлати ҳуқуқбунёд, роҳи эҳтирому итоат ба қонунро қатъиян ва устуворона пеш гирифта, дар ин бобат тадбирҳои ҷиддиву амалӣ андешем. Новобаста аз мақому мартаба, шӯҳрату вазифа ва хизматҳои гузашта ҳама бояд дар назди қонун баробар бошанд.

Яке аз вазифаҳои асосӣ ва муҳимтарини мову шумо боз ҳам инкишофу вусъат додани демократия мебошад. Қарорҳои пленумҳои февралию мартии Комитети Марказии КПСС, тағйири моддаҳои шашуму ҳафтуми Конституцияи СССР, ки дар Съезди сеюми ғайринавбатии депутатҳои халқ қабул гардид, инчунин тағйироте, ки дар ин бобат дар Конституцияи РСС Тоҷикистон дохил карда мешаванд, барои ин имкониятҳои васеъ фароҳам меоваранд.

Дар баробари ин, бо тамоми вазоҳат бояд гуфт, ки демократия, ошкорбаёнӣ, плюрализми ақидаҳо бо бесарусомонӣ, бемасъулиятӣ, амалу рафтори зиддидавлатӣ, бо миллатчигӣ ва шовинизм, бо ҳар гуна кирдорҳои зиддиқонунӣ ҳеҷ умумияте надоранд. Дар ин бобат мавқеи мо бояд устувору қатъӣ ва принципиалӣ бошад.

Ба диққати шумо расониданиам, ки сокинони ҷумҳурӣ ҳам дар аксари мактубу телеграммаҳои худ, ки баъди ҳодисаҳои моҳи феврал ба унвони ташкилотҳои партиявию ҳукуматӣ ва воситаҳои ахбори оммавӣ равон кардаанд, чунин талабро ба миён гузоштаанд. Дар ин хусус дар рафти маъракаи пешазинтихоботӣ ҳам бисёр фикру мулоҳизаҳо баён шуда буданд.

Аз ҳамаи ин чунин хулоса мебарояд, ки мо бояд роҳи мустаҳкам кардани интизому тартиботро қатъиян пеш гирифта, ҳама гуна зуҳуроти зиддиҷамъиятиро, ки ба асосҳои сиёсии ҷамъият, ҳаёт ва шаъну эътибори одамон таҳдид мекунанд, барҳам занем.

Ҳамчун котиби якуми Комитети Марказии Партияи Коммунистии Тоҷикистон вазифадорам гӯям, ки ҷумҳурии мо имрӯз нисбат ба ҳар вақти дигар ба муттаҳидию муттафиқии тамоми қувваҳои солим эҳтиёҷ дорад. Чунин иттиҳод моро ба хотири оянда, ба хотири саодату хушбахтии сокинони ҷумҳурӣ, ба хотири фарзандонамон зарур аст.

Ташкилоти партиявии республика, Комитети Марказии он, комитетҳои партиявӣ дар маҳалҳо, аксари ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ ҳамеша маркази идеявӣ ва созмондиҳии чунин ваҳдату ягонагӣ буданд ва имрӯз ҳам ҳастанд.

Чунон ки аз натиҷаҳои интихоботи гузашта бармеояд, Партияи Коммунистии Тоҷикистон мисли пешина қувваи бонуфузтарини ҷумҳурӣ мебошад. Ҳам дар интихоботи депутатҳои халқи ҷумҳурӣ ва ҳам дар интихоботи Шӯроҳои маҳаллӣ аксарияти интихобкунандагон ба он изҳори эътимод намуданд.

Комитети Марказӣ, ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ ва тамоми коммунистони ҷумҳурӣ ин эътимоду бовариро баланд қадр намуда, худро вазифадор меҳисобанд, ки камбудию норасоиҳои айёми гузаштаро зудтар бартараф созанд, шаклу усулҳои фаъолияти худро комилан тағйир дода, роҳҳои нави мустаҳкам кардани робитаро бо аҳолӣ, бо ҳамаи ташкилотҳои ҷамъиятӣ — иттифоқҳои касаба, комсомол, Шӯроҳои коллективҳои меҳнаткашон, иттиҳодияҳои эҷодӣ, инчунин бо дигар созмонҳои ҷамъиятию ғайрирасмӣ ҷустуҷӯ намоянд.

Партияи Коммунистии Тоҷикистон, ки ҳоло ба анҷумани навбатии XX1-уми худ тайёрӣ мебинад, кори омода сохтани лоиҳаи Платформаи фаъолияти минбаъдаи худро ба охир расонида истодааст. Азбаски лоиҳаи мазкур дере нагузашта барои муҳокимаи умумихалқӣ дар матбуот чоп карда мешавад, фикр мекунам, ки баёни мазмуну мундариҷаи он дар ин ҷо ҳоҷат надорад. Фақат ҳаминро гуфтаниам, ки ин лоиҳа баъди муҳокима ва такмили он барномаи фаъолияти ояндаи ташкилоти партиявии ҷумҳурӣ хоҳад шуд.

Мехостам изҳори умедворӣ намоям, ки ҳусни тафоҳум, фаъолияти якҷояю самарабахши Шӯрои Олӣ ва Комитети Марказии Партияи Коммунистии Тоҷикистон барои дарёфти роҳҳои маъқули проблемаҳои сершумори ҳаёти мо фаъолона мусоидат хоҳад кард.

Дар охир мехоҳам аз фурсат истифода бурда, аз номи худам ва аз ҷониби ҳамаи Шумоён ба рафиқ Ғ. Паллаев барои кори босамари бисёрсолааш дар органҳои партиявии советии республика аз самими дил миннатдорӣ баён намоям ва ба ӯ саломатӣ, хушбахтӣ ва умри дароз орзу кунам.

Умедворам, ки мо дар оянда ҳам бо мӯҳтарам Ғ. Паллаев аз наздик ҳамкорӣ карда, аз таҷрибаи бои кори партиявию советиаш истифода мебарем.

# Гуфтугӯи рӯирост бо вакилони комсомол

## М. С. Горбачёв 10 апрель баъди нутқ кардан дар назди вакилони Анҷумани XXI ВЛКСМ ба саволҳои сершумор ҷавоб дод

**Савол.** Системаи амрдиҳию маъмурӣ зӯр мезанад ба майнаи меҳнаткашон фикри беҳуда будани сиёсати бозсозӣ, беҳуда будани роли пешгирифтаи Горбачёвро талқин кунад. Дар рафти интихоботи шӯроҳо ҷавонон аввалин бор кӯшиш карданд, ки намояндагони худро пешбарӣ кунанд, вале барои ин моро ифротгор номиданд. Ба фикри Шумо ба чунин роҳбарони партиявӣ чӣ тавр муносибат кардан лозим аст? Охир ҳар партияе, ки ҷавононро аз худ меронда бошад, катман маҳкуми фалокат аст. …

… ташкилотҳои ҷамъиятӣ ва иттиҳодияҳои гражданинҳо қабул мешавад. Албатта, равандҳои демократиро бояд механизмҳои муайяни ба ном суғуртавӣ ҳифз намоянд, ки тарзи идораи президентӣ ва бисёр мақомоти дигар аз ҷумлаи онҳост. Ҳамаи ин бояд дар асоси қонун сурат гирад.

Акнун чанд сухан дар бораи роҳбароне, ки ҷавонони номзади депутат пешбаришударо ифротгор меноманд. Ман дар ин бобат факту далел овардани нестам ва ин лозим ҳам нест. Агар дар байни роҳбарони партия ода…

… партия шуда, баъзеҳо ҳайати онро тарк карданд. Аз таҳлил дида мешавад: аз як тараф ин процесси табиии покшавии партия буда, онҳое, ки назар ба партия ва мақсадҳои программавию Устави вай розӣ нестанд, ҳамин тавр бояд шавад. Аз тарафи дигар, бисёр ҳодисаҳое ҳам дида мешаванд, ки партияро касоне тарк менамоянд, ки фикрашонро дар партия бояду, шояд нафаҳмидаанд. Мо аз ин ҳол дар ташвишем. Умедворам он чӣ ки ба пешвози анҷуман ва …

… шуда, ба ҷои кор ҳамеша бо муайян кардани муносибат машғул хоҳад шуд. Дар чунин маврид ҷудоӣ зарур мешавад.

Лоиҳаи мактубе, ки аз хусусаш ман гап задам, ба аъзоёни КМ, ба номзадҳои узви КМ ва ба аъзоёни комиссияи марказии тафтишот фиристода шуда буд ва бо назардошти фикру мулоҳизаҳои онҳо чоп мешавад.

**Савол.** Партияе, ки худро қувваи вусъатдиҳандаи процессҳои ҷамъият медонад, пленумҳои худ ва маҷлис…

… фиқ кунондани структураи ҳокимияти олӣ нест. Ман чунин тарзи рафторро таҳқиромез ва нораво медонистам. Қабули қарорро мантиқи бозсозӣ талаб мекард. Бо ҷорӣ кардани тарзи идораи президентӣ процессҳоеро танзим кардан лозим буд, ки дар рафти ислоҳоти сиёсӣ рӯй медиҳанд. Чунин ҳолатро ҳам набояд фаромӯш кард, ки Анҷумани депутатҳои халқи СССР фикри халқро ифода менамояд ва инҳо одамоне мебошанд, ки камтар аз як сол му…

… Шумо, ҷавонон бояд дар бозсозӣ аз ҳозир фаъолона иштирок намоед, идеяҳои худро баён кунед, ба ин процесс амалан таъсир расонед. Вале умуман ба шумо мегӯям: бо мурури солҳо масъалаҳои нав расида, масъалаҳои нав пайдо мешаванд, процесси босуръати навсозӣ давом хоҳад кард.

**Савол.** Ба ақидаи шумо, оқибати фалокати станцияи электрикии атомии Чернобыльро бо кадом роҳ бартараф кардан мумкин аст?

**Ҷавоб.** Ба фикри ман, мо бояд дар ин масъала бар…

… ҳои байналмилалии банди нозуктарини сиёсати бозсозист. Мо дар ин бобат бояд бағоят дақиқкор ва масъулиятшинос бошем. Баъзеҳо бозсозиро барои он айбдор медонанд, ки гӯё маҳз бозсозӣ боиси чунин ҳодисаҳо шуда бошад. Не, ин ҳодисаҳо аз худи ҳаёт бармеоянд ва оқибати масъалаҳои ҳалнашудаи ин соҳа буда, дар рафти вусъати демократия ва ошкорбаёнӣ рӯ заданд. Ҳамаи ин аздусар рӯ мезад ва бе ин ҳам зоҳир мешуд. Мо инро медонем.

Мо дар рафти бозсозӣ, дар …

… вомии даҳсолаҳо дар муносибатҳояшон унсурони хуб муқаррар шудаанд ва зимни ҳалли масъалаҳои ташвишовар ба ҳамин унсурони хуб такя кардан лозим аст. Мо бошем дар ин кор ёрӣ хоҳем расонд. Вале, дар мавридҳое, ки тарафҳоро аз ҳам ҷудо кардан лозим асту дар он ҷое, ки кор қариб ба ҷанг расидааст, бо роҳи органҳои маъмурӣ чора андешидан лозим. Дилпурӣ медиҳам, ки мо ин масъаларо хеле масъулиятшиносона муҳокима менамоем.

Вале, бояд гуфт: вақте дар Литва кори маълумро сар…

...ҳаҳо, дар ҳаёти сиёсӣ, иҷтимоию иқтисодӣ, дар соҳаи муносибатҳои миллӣ вусъат дода, ҳимоя карда шаванд ва бо назардошти дигаргуниҳои ҳаёти сиёсии ҷамъият, афзоиши худшиносии миллӣ як силсила ҳуҷҷатҳои нави қонунгузорӣ танзим ва тасдиқ гарданд.

Ба ин масъала андаке муфассалтар таваққуф карда, мехостам таъкид намоям, ки мо бояд тамоми кори қонун-

...бокунандаи маҳсулоти тайёр табдил додани он ҳам бо ҳамин бевосита алоқаманд аст. Дар айни замон, ин омили хеле муҳимми афзун гардонидани даромади миллӣ, ба фаъолияти меҳнатӣ бештар ҷалб намудани аҳолӣ ва беҳтар шудани сатҳи зиндагии одамон мебошад.

Ин масъала ҷиҳатҳои дигар ҳам дорад. Аз ҷумла, зарур аст, ки дар бобати тайёр

...иқтисодиёт, бозсозии бунёдии идораи хоҷагии халқ, хусусан комплексҳои агросаноатию бинокорӣ ҳам бетараф буда наметавонанд.

...ба махсусгардонии истеҳсолоти он, ба истифодаи оқилонаю самарабахши шароитҳои табиию иқлимии мо, ба татбиқи амалии Қонуни замин диққат дода шавад. Зе-

...фи онро ба эътибор гирифтан лозим аст.

Фикр мекунам, ки масъалаҳои таъмини ҳимояи иҷтимоии занон, хусусан, модарони серфарзанд, ҳимояи ҳуқуқҳои модарону кӯдакон, беҳтар кардани шароити кор, зиндагӣ ва таҳсили ҷавонон, ғамхорӣ дар ҳаққи маъюбон, ветеранҳои ҷангу меҳнат ҳам бояд дар маркази фаъолияти қонунгузории

...боварӣ ба вуҷуд оварданд. Маҳз аз ҳамин сабаб ҷумҳурии мо, аллакай, баъзе мутахассисони болаёқат, кадрҳои соҳибихтисоси кортарон ва инженерону техникҳоро аз даст дод ва ҳоло ҳам аз даст дода истодааст.

...ин процесс тамоми чораҳои имконпазирро андешем. Вале, маълум аст, ки танҳо бо муроҷиатномаю боваркунони-

...нуи баробар бошанд.

Яке аз вазифаҳои асосӣ ва муҳимтарини мову шумо боз ҳам инкишофу вусъат додани демократия мебошад. ...

...татҳои халқ қабул гардид, инчунин тағйироте, ки дар ин бобат дар Конституцияи РСС Тоҷикистон дохил кар-

...публика, Комитети Марказии он, комитетҳои партиявӣ дар маҳалҳо, аксари ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ ...

...ваи бонуфузтарини ҷумҳурӣ мебошад. Ҳам дар интихоботи депутатҳои халқи ҷумҳурӣ ва ҳам дар интихоботи

Дар охир мехоҳам аз фурсат истифода бурда, аз номи худам ва аз ҷониби ҳамаи Шумоён ба рафиқ Г. Паллаев барои кори босамари бисёрсолааш дар органҳои партиявии советии республика ... изҳори миннатдорӣ баён намоем ... саломатӣ, хушбахтӣ ва умри дароз орзу кунем. ... да, аз таҷрибаи бойи кори партиявию советиаш истифода мебарем.

# Гуфтугӯи рӯирост бо вакилони комсомол

## М. С. Горбачёв 10 апрель баъди нутқ кардан дар назди вакилони Анҷумани XXI ВЛКСМ ба саволҳои сершумор ҷавоб дод

**Савол.** Системаи амрдиқию маъмурӣ зӯр мезанад ба майнаи меҳнаткашон фикри беҳуда будани сиёсати бозсозӣ, беҳуда будани роли пешгирифтаи Горбачёвро талқин кунад. Дар рафти интихоботи шӯроҳо ҷавонон аввалин бор кӯшиш карданд, ки намояндагони худро пешбарӣ кунанд, вале барои инҳоро ифроткор номиданд. Ба фикри Шумо ба чунин роҳбарони партиявӣ чӣ тавр муносибат кардан лозим аст? Охир ҳар партияе, ки ҷавонро аз худ меронда бошад, қатъан маҳкуми фалокат аст.

**Ҷавоб.** Сиёсати амалияи бозсозӣ ҳам аз ҷониби унсурони рости консервативӣ ва ҳам аз ҷониби унсурони ҷапи гузаро танқид мешавад. Ман ин ҳолатро бинам ҳам, ҳозир ҷамъиятамонро ба табақаю ҷараёнҳои мубориза муқобили якдигар тақсим намекардам. Ҳар ду тараф ҳам фикру мулоҳизаҳои муфид ва танқидӣ баён менамоянд. Ин фикру мулоҳизаҳо водор месозанд сиёсату таҷрибаи корамонро андеша кунем, онҳо масъалаи саҳву хато ва ҳатто нокомиҳои соҳаҳои ҷудогонаро ҷиддӣ ба миён мегузоранд. Ба мо муҳити демократӣ ва ошкорбаёнӣ маҳз барои он лозим буд, ки халқ ҳам дар идора иштирок карда, доираҳои ҷамъияте, ки манфиати ин ё он ҷараёнҳои ҷамъиятиро ифода менамоянд, имконият дошта бошанд, ки муносибати худро ба сиёсати бозсозӣ ва коре, ки дар роҳи амалӣ шудани бозсозӣ бурда мешавад, баён кунанд. Ман аз ҳамин нуқтаи назар тамоми ин равандро як процесси табиӣ мӯътадил мешуморам.

Қувваҳои муайяни сиёсии равияи рост ва ҳам равияи чап ин процессро ба мақсадҳои худ истифода карданӣ мешаванд, ки ин масъалаи дигар аст. Ба ҳар ҳол агар намояндаи аппарати партиявӣ ё шӯравӣ, агар намояндаи ягон доираи ҷамъиятӣ бозсозиро наҳ мезада бошад, мо ба муқобили чунин кирдор бояд қатъӣ мубориза барем.

Ман тарафдори онам, ки бозсозӣ дар шакли демократӣ, таҳти назорати халқ давом кунаду имконияти муҳокимаи ҳамаи масъалаҳо, ислоҳи сиёсат ва фаъолияти амалӣ муҳайё бошад. Ҳамаи одамоне, ки ғами тақдири мамлакат, ғами навсозии вайро мехӯранд, бояд донанд, ки мо ба шунавидани фикрашон, ба эътибор гирифтани фикрашон ва дар корҳои амалӣ татбиқ кардани фикри онҳо тайёрем.

Партия ба мавқею мақоми монополӣ даъво надорад, мо на фақат тарафдори плюрализми ақида, балки тарафдори плюрализми сиёсӣ ҳам мебошем. Ба наздикӣ қонуни ташкилотҳои ҷамъиятӣ ва иттиҳодияҳои гражданинҳо қабул мешавад. Албатта, равандҳои демократиро бояд механизмҳои муайяни ба ном суғуртавӣ ҳифз намоянд, ки тарзи идораи президентӣ ва бисёр мақомоти дигар аз ҷумлаи онҳост. Ҳамаи ин бояд дар асоси қонун сурат гирад.

Акнун чанд сухан дар бораи роҳбароне, ки ҷавонони номзади депутат пешбаришударо ифроткор меноманд. Ман дар ин бобат факту далел овардани нестам ва ин лозим ҳам нест. Агар дар байни роҳбарони партия одамоне бошанд, ки аҳамияти дар процесси сиёсӣ иштирок доштани ҷавононро нафаҳмида, ба ин кор мамониат мекарда бошанд, ман аз ин ҳол афсӯс мехӯрам. Ман чунин рафторро маҳкум менамоям.

**Савол.** Ба фикри Шумо натиҷаи Анҷумани ХХУIII КПСС чӣ гуна хоҳад шуд? Оё тарзи серпартиявӣ муқаррар шуда, партия ба қисмҳо тақсим мешуда бошад? Боз як савол: бисёр масъалаҳои ба халқ дахлдоштаро бе раъйпурсӣ ҳал кардан мумкин нест. Қонуни раъйпурсӣ кай қабул мешавад?

**Ҷавоб.** Қонуни раъйпурсии умумихалқӣ тартиб дода мешавад. Ба фикрам, ҳамин сол мо чунин қонун хоҳем дошт. Шӯрои Олӣ барои қабули он фурсату қувват надорад, бинобар ин мо масъалаҳои муҳимтаринро муайян карда, муқаррар намудем, ки кадом масъалаҳо дар навбати аввал бояд муҳокима шуда, аз рӯи онҳо қарор қабул шавад.

Акнун дар бораи Анҷумани ХХУIII КПСС. Мо Платформаи КМ КПСС «Ба сӯи социализми инсондӯстонаи демократӣ», лоиҳаи Устави нави партияро интишор карда, тавсия намудем, ки нуқтаҳои он татбиқ шуда, вакилон бевосита аз ташкилотҳои ибтидоӣ интихоб шаванд, ҳамаи ин ба фикрам, имкон медиҳад, ки ҳам муҳокимаи пеш аз анҷуман вусъат ёфта, дар худи анҷуман ҳам бо чунин ҳайати вакилон масъалаҳои рӯзнома муфассал муҳокима шаванд. Мӯътақидам, ки ҷамъият ба партияи зӯру фаъол, замонавию навшудае манфиатдор мебошад, ки он дар доираи демократия, плюрализм амал карда, бо қувваҳои дигари ҷамъиятӣ ва алалхусус бо қувваҳое, ки ба мақсадҳояш наздиканд, ҳамкорӣ карда, бо онҳо музокира намояд. Ба фикрам, ин дар ҳаёти партия анҷумани муҳиму шавковар ва дигаргунии куллӣ шуда, қуввату қудраташро боз ҳам афзун мекунад.

Масъалаи ҷудоиятро дар партия гирем. Дар давоми ин солҳо баъзеҳо узви партия шуда, баъзеҳо ҳайати онро тарк карданд. Аз таҳлил дида мешавад: аз як тараф ин процесси табиии покшавии партия буда, онҳое, ки назар ба партия ва мақсадҳои программавию Устави вай розӣ нестанд, ҳамин тавр бояд шавад. Аз тарафи дигар, бисёр ҳодисаҳое ҳам дида мешаванд, ки партияро касоне тарк менамоянд, ки фикрашонро дар партия бояду шояд нафаҳмидаанд. Мо аз ин ҳол дар ташвишем. Умедворам он чӣ ки ба пешвози анҷуман ва дар худи анҷуман иҷро хоҳад шуд, ба коммунистон имкон медиҳад, ки аз иштирокашон дар фаъолияти партияи навшуда қаноатманд гарданд. Дар он сурат ин процесс бас мешавад. Дар атрофи платформа ва Устави нави КПСС муттаҳид шудани аъзоёни партия имкон медиҳад, ки ҷудоӣ бартараф шавад. Гарчанде як қисми коммунистон ақидаи дигар дошта, ба платформаи вай пурра розӣ набошанд ҳам, дар ҳайати партия мемонанд ва мумкин аст як қисми коммунистон аз ҳайати партия бароянд — ман чунин ҳолатро истисно намекунам.

Ба ҳамин муносибат аз мактубе сухан меронам, ки гӯё Горбачёв ба ташкилотҳои маҳаллии партиявӣ фиристода, аз онҳо талаб карда бошад, ки ҳамаи коммунистони фикру ақидаашон дигарро аз партия хориҷ кунанд.

Дар ҳақиқати ҳол айнан ҳамин рӯз ба матбуот мактуби Комитети Марказии партия супурда мешавад. Дар он коммунистон даъват карда мешаванд, ки дар асоси мавқеи принципӣ дар арафаи анҷуман муттаҳид шаванд. Такроран мегӯям, ки ин на даъватест ба ҷудоӣ, на даъватест ба торумори фракцияҳо ё ягон гурӯҳи одамони фикру ақидаашон дигар, балки даъватест ба муттаҳидӣ. Ҳар касе, ки дар назди мубоҳисаи партиявӣ бо фикри партия норозӣ бошад, бояд аз ҳайати партия ихтиёран барояд. Ин табиист. Дар мавридҳое, ки агар касе роҳи ташкили фракцияҳоро пеш гирад, дар он сурат партия дар ин бора бояд худаш ғамхорӣ кунад. Ин ҳам як рафтори дурусту мӯътадил аст. Дар лоиҳаи Устав мо тафсири нави централизми демократиро навишта, дар он ба ҳукми оммаи партиявиён, дар ҳамаи корҳои партия иштирок доштани онҳо ва риояи интизоми партиявӣ, баъди қабули қарор якҷоя амал карданро дар назар доштаем. Ин барои партия ҳаётан муҳим буда, вай фақат дар ҳамин сурат қобили фаъолият шуда метавонад. Дар акси ҳол партия сусту карахт шуда, ба ҷони кор ҳамеша бо муайян кардани муносибат машғул хоҳад шуд. Дар чунин маврид ҷудоӣ зарур мешавад.

Лоиҳаи мактубе, ки аз хусусаш ман гап задам, ба аъзоёни КМ, ба номзадҳои узви КМ ва ба аъзоёни комиссияи марказии тафтишот фиристода шуда буд ва бо назардошти фикру мулоҳизаҳои онҳо чоп мешавад.

**Савол.** Партияе, ки худро қувваи вусъатдиҳандаи процессҳои ҷамъият медонад, пленумҳои худ ва маҷлисҳои Бюрои Сиёсиро таре мегузаронад, ки гӯё вай дар пинҳонкорӣ бошад? Оё Шумо чун роҳбари баландмартабатарини КПСС гуфта метавонед, ки минбаъд ва ҳамеша дар форумҳои партиявӣ ҳам принципи ошкорбаёнӣ татбиқ шуда, баъзе пленуму маҷлисҳои Бюрои Сиёсӣ ба воситаи Телевизиони Марказӣ ҳам шунавонида хоҳад шуд?

**Ҷавоб.** Ин масъаларо бояд худи партия ҳал кунад. Материалҳои пленумҳои охиринро мо аслан пурра, бе ҳеҷ ихтисорот дарҷ кардем. Ба фикрам, маҷлисҳои Бюрои Сиёсӣ ва пленумҳое ҳам мешаванд, ки қарор мекунанд, аз корашон ахбори мухтасар шунавонида шавад, зеро масъалаҳои муҳокимашуда ба ҳаёти дохилии партия дахл доштанд. Комитети Марказӣ ва Бюрои Сиёсӣ дар ҳар мавриди ҷудогона масъаларо бояд худашон бо роҳи демократӣ ҳал кунанд. Ман масъулиятро ба зимма гирифта, пешакӣ қавл дода наметавонам, ки оё ҳамин тавр мешуда бошад ё таври дигар.

**Савол.** Ба фикри Шумо фақат дар Анҷумани депутатҳои халқ интихоб шудани президент далели паст шудани обрӯи Шумо дар байни халқ нест? Оё президентӣ дар роҳи гузаштан ба диктатура давраи гузариш нахоҳад шуд? Оё кафолате ҳаст, ки ба насли мо куллан таъмир кардани социализми мутараққии бозсозӣ лозим намешуда бошад?

**Ҷавоб.** Ба фикрам, президентро бояд халқ интихоб кунад ва сазовори боварии тамоми халқ бошад. Мақомоти президент дар чунин тартиб пурра амал карда метавонад, ки дар Конституция маҳз ҳамин тавр навишта шудааст. Дар баробари ҳамин дар вазъияти мушаххасе, ки дар мамлакат процессҳои мураккаб давом дошта, дар роҳи тезондани бозсозӣ қарор қабул кардан ва тадбирҳо андешидан зарур аст, лозим шуд, ки масъалаи мақомоти президентро зуд ҳал кунем.

Албатта, рафиқон, ин ба хости шахси муайян мувофиқ кунондани структураи ҳокимияти олӣ нест. Ман чунин тарзи рафторро таҳқиромез ва нораво медонистам. Қабули қарорро мантиқи бозсозӣ талаб мекард. Бо ҷорӣ кардани тарзи идораи президентӣ процессҳоеро танзим кардан лозим буд, ки дар рафти ислоҳоти сиёсӣ рӯй медиҳанд. Чунин ҳолатро ҳам набояд фаромӯш кард, ки Анҷумани депутатҳои халқи СССР фикри халқро ифода менамояд ва инҳо одамоне мебошанд, ки камтар аз як сол муқаддам интихоб шудаанд.

Фикре баён шуда буд, ки ба Раиси Шӯрои Олӣ ваколатҳои президент дода шаванд, вале ин фикри нодуруст буд. Якум, мақомоти президент зиёд кардани ваколатҳои раиси шӯро набуда, як тадбири дигар аст. Сухан дар ин маврид на аз ҳокимияти қонунгузор, балки аз ҳокимияти иҷроия, аз ҳокимияти иҷроияи президент меравад. Ин структураи тамоман дигари зинаҳои олии давлат аст.

Сониян. Зарур медонистам, ки дар ин маврид овоздиҳӣ дар асоси альтернативӣ шавад. Афсӯс мехӯрам, ки ин тавр нашуд. На ҳамаи масъалаҳо ба ман вобастаанд. Рақибони мо номзадҳои худро пешбарӣ кардан нахостанд, ки сабаби ин маълум нест.

Оё президентӣ марҳалаи гузаштан ба диктатура мешуда бошад? Мӯътақидам, ки ин тавр нахоҳад шуд. Рӯирост мегӯям: агар хоҳиши диктатураро муқаррар кардан мехостем, процесси демократонӣ ва ошкорбаёнӣ ва алалхусус ислоҳоти сиёсиро вусъат додан ва чизеро дигаргун сохтан лозим намешуд. Тартиботи то соли 1985 дар мамлакати мо мавҷударо нигоҳ дошта мондан ва имкониятҳои номаҳдуди мақоми Котиби Генералии КМ КПСС-ро истифода бурдан лозим буд. Охир ин мақомот диктатураи тамоман номаҳдуде буд. Вале таъсиси мансаби президент ҳаракатест ба сӯи давлати ҳуқуқӣ, ба сӯи тақсими ҳокимият, ба сӯи он аст, ки ҳамаи органҳоро халқ ташаккул диҳад, ҳамаи органҳо таҳти назорат бошанд ва ба Конституция мувофиқат кунанд. Мо процесси ислоҳотро давом дода, эмин мешавем, ки дар оянда диктатура муқаррар нахоҳад шуд. Вале ҳокимияти марказии иҷроия бояд зӯру тавоно бошад, ман ба ин мӯътақидам.

Кадом чиз гарави он аст, ки «социализми бозсоз»-ро куллан таъмир кардан лозим намешавад? Қабл аз ҳама сиёсати ислоҳотро давом дода, ба ақиб барнагардем ва кӯркӯрона пеш наравем.

Шумо, ҷавонон бояд дар бозсозӣ аз ҳозир фаъолона иштирок намоед, идеяҳои худро баён кунед, ба ин процесс амалан таъсир расонед. Вале умуман ба шумо мегӯям: бо мурури солҳо марҳалаҳои нав расида, масъалаҳои нав пайдо мешаванд, процесси босуръати навсозӣ давом хоҳад кард.

**Савол.** Ба ақидаи шумо, оқибати фалокати станцияи электрии атомии Чернобыльро бо кадом роҳ бартараф кардан мумкин аст?

**Ҷавоб.** Ба фикри ман, мо бояд дар ин масъала барнома дошта бошем ва тартиб додани он ба наздикӣ анҷом меёбад. Дар ин кор органҳои роҳбарикунандаи Украина, Белоруссия, Федерацияи Россия ва албатта, идораҳои марказии бо ҳамин масъала алоқаманд фаъолона иштирок доранд.

**Савол.** Шумо зӯран шикастани режимҳои сталиниро дар Румыния ва РДГ маъқул дониста, инро инқилоби демократии халқ номидед. Вале моҳи январь ба Боку қӯшун фиристодед. Оё ғалабаи инқилоби демократии халқ дар ҷумҳурии ҷудогонаи шӯравӣ умуман имконпазир аст?

М. С. Горбачёв чанд хатчаи аз Озарбойҷон омадаро мехонад: «Дар сарҳади Озарбойҷону Арманистон вазъият хеле шиддатнок шуда, одамон ҳалок мешаванд, хун мерезад. Ҳукумати СССР, Шумо, Михаил Сергеевич, вазифаи конституционии кафолати соҳибихтиёрии ҷумҳурии иттифоқиро бо кадом роҳ иҷро карданиед? Мо медонем, ки вазири корҳои дохилӣ Бакатин пешниҳод кардааст, ки дар ноҳияҳои сарҳадии Арманистон вазъияти фавқулодда эълон шавад. Ин пешниҳод то чӣ андоза қабул шудааст?» «Дар сарҳади Озарбойҷон ҷанги ҳақиқӣ давом дорад, оё вақти чора андешидани Президенти СССР нарасидааст?».

Чунон ки мебинед, гуфт М. С. Горбачёв, яке савол медиҳад, ки чаро вазъияти ҳарбӣ ҷорӣ кардаем, дигарӣ мепурсад, ки чаро вазъияти ҳарбӣ эълон намекунед?

Ман дар нутқам ин масъаларо баён кардам (12 апрель чоп шуд). Албатта, манфиату мақсадҳои олии стратегии мо ҳастанд. Инҳо навсозии ҷамъияти мо, навсозии ҳамаи соҳаҳои ҳаёт мебошанд. Вале дар мамлакати мо, ки ин қадар миқдори зиёди миллатҳоро муттаҳид кардааст, фақат ба шарти кайфияти хубу ҳаёти мӯътадили ҳамаи ҷумҳуриҳои мамлакат, ҳамаи халқу одамон сарфи назар аз ҷои истиқоматашон соҳиби муваффақият шудан мумкин аст. Бинобар ин масъалаи муносибатҳои байналмиллалӣ банди нозуктарини сиёсати бозсозист. Мо дар ин бобат бояд бағоят дақиқкор ва масъулиятшинос бошем. Баъзеҳо бозсозиро барои он айбдор медонанд, ки гӯё маҳз бозсозӣ боиси чунин ҳодисаҳо шуда бошад. Не, ин ҳодисаҳо аз худи ҳаёт бармеоянд ва оқибати масъалаҳои ҳалношудаи ин соҳа буда, дар рафти вусъати демократия ва ошкорбаёнӣ рӯ заданд. Ҳамаи ин аздусар рӯ мезад ва бе ин ҳам зоҳир мешуд. Мо инро медонем.

Мо дар рафти бозсозӣ, дар рафти ислоҳи федерация масъалаи миллиро бояд таворе ҳал кунем, ки муносибатҳои халқҳоро ба ҳам мутаносиб ва мувофиқ мекарда бошад. Ин вазифаи қобили иҷроро дар он ҷое, ки ҷанҷолҳои сахт сар задаанд, (ман хатчаҳои аз озарбойҷониҳо расида ва хатчаҳои аз ҳайати вакилони Арманистон тақрибан ба худи ҳамин мавзӯъ расидаро хондаам) мо бояд масъалаҳоро бо ҷидду ҷаҳди якҷоя, дар асоси бартараф намудани шубҳаю гумони як халқ ҳал кунем, ки гӯё халқи дигар интернационализмро рад мекардааст ва иродаи нек надоштааст.

Вале, одамоне ҳам ҳастанд, ки барои расидан ба мақсадҳои ғаразноки худ манфиатҳои миллии мардумро истифода мебаранд. Ба туфайли демократия ва бозсозӣ дар ҳамаи ноҳияҳои мамлакат дигаргунӣ авҷ гирифтааст. Демократия ва бозсозӣ манфиати иқтисодиёти ғайриқонунӣ, ба манфиати унсурони ришвахӯр ва ба манфиати онҳое, ки мансабу мақомашонро мулки хусусии худ медонанд, маҳдуд мекунад.

Касе ришвахӯронро таҳти ҳимоя намегирад, вале ҳимояи манфиати миллиро ба мақсадҳои ғаразноки худ истифода кардан мумкин аст. Баъзеҳо авомфиребиро ба кор бурда, маҳз ҳамин тавр рафтор мекунанд. Чунин одамонро фош кардан лозим аст, вале ин набояд таврe шавад, ки дар байни халқҳо тухми нобоварӣ ва кинаю адоват кошта мешуда бошад.

Мутаассифона — аз чунин иллат раҳо наёфтаанд ва оқибати он боиси ташвишу хавотири барҳақи тамоми мардуми Иттифоқи Советӣ мешавад. Бинобар ин марказ дасти ёрӣ дароз кард.

Мо аз масъулият гардан намепечем. Мо ба қадри кифоя иродаи нек дорем. Мо чунин намешуморем, ки муносибатҳои арманию озариҳо ҳамеша душманона мешуда бошанд, бовар дорем, ки ин муносибатҳо барқарор мешаванд ва мӯътадил инкишоф хоҳанд ёфт. Одамони оддии ҳар ду халқ бисёр хислатҳои нек доранд ва дар давоми даҳсолаҳо дар муносибатҳояшон унсурони хуб муқаррар шудаанд ва зимни ҳалли масъалаҳои ташвишовар ба ҳамин унсурони хуб такя кардан лозим аст. Мо бошем дар ин кор ёрӣ хоҳем расонд. Вале, дар мавридҳое, ки тарафҳоро аз ҳам ҷудо кардан лозим асту дар он ҷое, ки кор қариб ба ҷанг расидааст, бо роҳи органҳои маъмурӣ чора андешидан лозим. Дилпурӣ медиҳам, ки мо ин масъаларо хеле масъулиятшиносона муҳокима менамоем.

Вале, бояд гуфт: вақте дар Литва кори маълумро сар карданд, вакилони «Саюдис» доираҳои муайяни Арманистону Озарбойҷонро чунин даъват намуданд: «аланга афрӯзед, то ки ба муқобили марказ фронте ташкил ёбад». Инро ҳам дар назар доштан лозим. Ҳозир Шӯрои Олӣ қонуни пешгирӣ кардани онҳоеро қабул кардааст, ки дар байни миллатҳо тухми душманӣ мекоранд. Ин қонунро пурра ба кор бурдан лозим аст. Ба одамон ёрӣ расондан лозим аст, ки аз кирдорҳои қабеҳ худдорӣ кунанд, бо мақсади беҳ шудани муносибат гуфтугӯ кунанд. Рафиқони арманӣ ва озарӣ метавонанд дилпур бошанд, ки ман чун президент, ҳам ҳукумат, ҳам Комитети Марказӣ дар ин кор ҳамаҷониба ёрӣ хоҳем расонд.

Баъд М. С. Горбачёв чанд хатчаро хонда дод, ки дар онҳо саволҳои доир ба ҳуқуқи миллатҳо ба мустақилият ва имконияти тағйири сарҳади дохили мамлакат зикр ёфтааст. Дӯстони азиз, гуфт вай, ман ин масъаларо шояд аз ҳама бештар мулоҳиза карда бошам ва бо намояндагони ҷумҳуриҳо маслиҳат доштам. Эътимоди комил дорам, ки мо ба ҳеҷ ваҷҳ набояд роҳ диҳем, ки тағйир додани сарҳадҳо сар шавад. Агар барои ҳалли масъалаҳои миллӣ ба тағйир додани сарҳад рӯ меоварда бошем, дар он сурат сарҳади байни ҳамаи ҷумҳуриҳои Иттиҳоди Шӯравиро тағйир додан лозим мешавад. Дар он сурат манфиати ҳамаи халқу миллатҳо ба якдигар мухолиф омада, чунон вазъияте муқаррар мешавад, ки мислашро на мамлакати мо дидаасту на тамоми олам.

Ин проблемаҳоро бо кадом роҳ ҳал кардан, ба саволҳои мардум чӣ тавр ҷавоб додан мумкин аст? Соҳибихтиёрии ҷумҳуриҳоро воқеӣ гардондан, ба онҳо истиқлолияти иқтисодӣ, имконияти озодона равнақ додани забону анъанаҳои маданӣ ва ғайраро муҳайё кардан лозим. Дар бораи ҷумҳурии худмухтор, вилояти худмухтор, ҳавзаи миллӣ, дар бораи

**(Охираш дар саҳ. 3).**

# Гуфтугӯи рӯирост бо вакилони комсомол

(Аввалаш дар саҳ. 2).

ҳар халқ низ худи ҳаминро гуфтан лозим. Мо ҳамин роҳро пеш гирифтаем ва ин роҳ роҳи дуруст аст.

Шумо дар хотир доред, ки ман Литваро се рӯз давр зада баромадам. Вале, ба маслиҳатҳое, ки аз номи роҳбарияти мамлакат баён шуданд, бояду шояд эътибор надоданд, партияи ҷудоиандоз ғалаба кард. Акнун чӣ бояд кард гӯён савол медиҳем. Дар он ҷо садҳо ҳазор нафар намояндагони миллатҳои дигар зиндагӣ мекунанд. Онҳо кистанд, магар гурезаанд? Сониян, модом ки ҳукуматдорони Литва аз Иттиҳоди Шӯравӣ баромаданӣ бошанд, аҳли ҷамъияти Белоруссия аз Шӯрои Олии ҷумҳурӣ талаб кард масъала гузорад, ки қарори соли 1940 бекор карда шавад, ки дар он ба ҳайати Литва додани як қисми замини Белоруссия пешбинӣ шудааст. Масъалаи Клайпеда бардошта шуд, ки он дар давоми чандин аср дар ҳайати Германия буду аз рӯи натиҷаҳои ҷанг мувофиқи қарорҳои Конференцияҳои Ялтаю Потсдам ба ҳайати Иттифоқи Советӣ гузаштааст. Ин сарҳади баҳриест, ки Россия асрҳои аср боз онро орзу мекард.

Имрӯз аз Литва хабарҳое меояд, ки фалонӣ маҳсулот нафиристодааст. Бисмадонӣ бо корхонаю муассисаҳои илмии Литва шартнома имзо кардан намехоҳад. Марказ кӯшиш менамояд, ки ба канда шудани алоқа роҳ надиҳад, зеро мо аз рӯи мандати Анҷумани сеюми депутатҳои халқи СССР амал мекунем. Ин анҷуман қарорҳои Шӯрои Олии РСС Литваро ғайриқонунӣ донист. Литва мисли пештара узви таркибии мамлакат мебошад ва сохти конституционии он бояд муҳофизат шавад. Бинобар ҳамин мо аз рафти маҳсулотфиристӣ хабардор шуда меистем, то ки мардуми Литва донад, ки ҳукумати иттифоқ дар бораи онҳо ғамхорӣ менамояд ва онҳо бояд ором у осуда кор кунанд. Дар баробари ҳамин ҳукуматдорони маҳаллиро розӣ кунондан мехоҳем, ки қарорҳои ба Конституцияи СССР мухолифро бекор кардан ва вазъияти то 10 март ҷориро аз нав барқарор намудан зарур аст.

*Вале, пеши роҳи ҳодисаҳои манфиро гирифтан торафт душвортар мешавад. Одамон мегӯянд, ки агар Литва аз ҳайати Иттифоқи Советӣ мебаромада бошад,* ба корхонаҳои он тайёр кардани маҳсулотеро фармудан чӣ лозим, оё кафолате ҳаст, ки ин супориш иҷро хоҳад шуд? Корхонаҳои якхела барпо мекардагӣ шуданд, зеро таомули мо тавре ст, ки як корхонаи Вилнюс бо садҳо корхонаҳои ҷумҳуриҳои дигар алоқаманд мебошад: маҳсулоти тайёр дар он ҷо фақат васл шуда, қисматҳояшро тамоми мамлакат ба он ҷо мефиристад. Аз ин рӯ цехҳои васлгарӣ сохта истодаанд, алалхусус ҳозир, ки комплекси саноати ҳарбӣ ихтисор шуда, имкониятҳои муайяни муҳайё шудаанд. Ҳамин тавр аз паси як савол саволи дигар пайдо мешавад. Инҳо ба муносибатҳои инсонӣ, робитаҳо ...

манфиати украинҳо, русҳо ва намояндагони миллатҳои дигари сокини ҷумҳурӣ ҷавоб дода наметавонист, дар Қрим имзо ҷамъ карда, дархост намуданд, ки онро ба Россия баргардонанд. Хушбахтона, ним миллион имзо ҷамъ кардаанду кор бо ҳамин анҷом ёфт, зеро ҳалли дурусти масъала ёфт шуд.

Чунин вазъият дар Донбасс, дар шарқи Украина ҳам ба амал омад, ки дар он ҷо 11 миллион русҳо зиндагӣ мекунанд. Оё шахсе пайдо мешавад, ки қазоқистонро устокорона тақсим карда тавонад, ҳол он, ки ҳеҷ кас, на қазоқҳо ва на русҳо чунин масъала ба миён намегузоранд. Онҳо осуда зиндагӣ доранд ва ин яке аз минтақаҳои интернационалитарини мамлакатамон мебошад.

Ба фикрам, рафиқон, мо захираи калони иродаи нек дорем. Мо беҳуда даҳҳо сол боз ҳамроҳ зиндагӣ накардаем. (Зиёда аз ин, аҷдодони мо садҳо сол боз муносибати дӯстию ҳамкорӣ доштанд!) Аз ҳамин сабаб, дар даврам ҳозира, вақте, ки федерация таҷдид мегардад, ба ҳамаи саволҳо ҷавоби дуруст ёфтан мумкин аст. Танҳо нисбати ҳамдигар ниҳоят мулоҳизакор будан лозим аст. Агар, муносибати халқҳо мӯътадил набошад, ягон халқ худро осуда ҳис карда наметавонад. — Ин роҳест, ки бо он пеш рафтан лозим аст.

**Савол:** Оё Президенти СССР «хирадмандонеро», ки бо ин ё он сабаб мамлакатро тарк карданд, даъват карданӣ нест, ки дар чунин солҳои душвор ба Ватан баргарданд. Чунон ки Хитой, Япония ва давлатҳои дигар ҳамин тавр карда буданд? Оё шумо худро то ҳоло коммунист ҳис мекунед ё фақат узви КПСС мебошед? Ман байни онҳо фарқи куллӣ мебинам... Анъана шудааст, ки роҳбарияти мамлакат ба Урал таваҷҷӯҳи лозимӣ зоҳир накунад. Оё Президенти аввалини СССР бори нахуст ба вилояти Пермь сафар карданист ё не?

**Ҷавоб.** Ман ба наздикӣ ба Урал меравам. Вале, алҳол намедонам, ки ба Пермь меравам ё ба шаҳри дигар... Ба ҳар ҳол Свердловск ҳоҳам рафт.

Саволи дуюм. Ман худро коммунист ҳисоб мекунам, ба ин эътиқоди комил дорам. *Ман моҳи марти соли 1952 дар Донишгоҳи Маскав, дар ноҳияи Ленин узви партия шуда будам.* Ва аз тақдири худ миннатдорам, ки ҳаёти маро аз синни ҷавонӣ бо партия пайвастааст. Фикр мекунам, ки бе ин на ман ва на дигарон ҳамчун шахсият ташаккул намеёфтанд. Дар баробари ҳамаи ин, ҳар чизе, ки мо акнун аз таърихамон, аз худи ҳизб медонем — садоқати маро ба идеяи социалистӣ кам намекунад.

Халқи мо ба ҳамаи душвориюю озмоишҳо нигоҳ накарда, чунин садоқат дорад. Ва ин чизи асосист. Вақте, ки мо чизеро пешниҳод мекунем. Одамон, пеш аз ҳама, коргарон мепурсанд: оё ин социализмро таҳким мебахшад? Таъсири Октябрь ҳанӯз калон аст. Ва ин барои сиёсати бозсозӣ, таҷдиди ҷамъиятамон ва ба он додани сифатҳои нав ...

над, зеро Сидоров хуб кор мекунаду, кори Иванов он қадар хуб нест. Ҳафт нафар Петровҳо ҳам пайдо мешаванд, ки мегӯянд: ин қаллобист, биёед ба ҳама панҷ сӯмӣ тақсим мекунем. Анъанаи баробарҳақдиҳиро, ки дар ҷамъият реша давондааст, қатъиян барҳам додан лозим аст. Боз мегӯянд, ки истеъдоду қобилият ва маҳорати кордонию қонеъ гардондани талаботи ҷамъиятро дастгирӣ кардан лозим аст.

**Савол.** Ба фикри шумо, оё имрӯз зарур аст, ки Президенти Иттиҳоди Ҷамоҳири Шӯравӣ сарвари Партияи Коммунистӣ бошад?

**Ҷавоб.** Ман имрӯз инро зарур меҳисобам.

**Савол.** Шумо шахсан ҳамчун Президент ва ҳамчун инсон ба шахсияти шуморо ҳаҷв кардани ҳаҷвнависони советӣ чӣ тавр баҳо медиҳед?

**Ҷавоб.** Ман, умуман ҳаҷвро эътироф мекунам. Бисёр мехоҳам, ки шумо ҳам хусусан дар шароити ҳозира онро эҳтиром карда тавонед. Ҳаҷве ҳам мешавад, ки аз ҷаҳорчӯбаи танқид баромада, моҳиятан як шакли муборизаи сиёсиро мегирад. Ин тавр ҳам шуданаш мумкин аст.

Вале, чизҳое ҳам ҳастанд, ки Шӯрои Олиро водор карданд, ин масъалаи муҳофизати шаъну шараф ва эътибори президентро муҳокима кунад. Албатта, нишону рамзҳои давлатамон — герб, байрақ ва гимни онро ҳимоя кардан зарур аст. Худро ҳамчун гурӯҳи бетакаллуф ҳис кардан мумкин нест, ки мувофиқи принципи ҳарчӣ хоҳам, ҳамонро мекунам, амал мекунад. Мо бояд усулҳои демократиро муҳофизат карда, сангдилию бераҳмӣ ва бадбиниро бартараф намоем, ки ҳоло рӯи об баромадаанд. Бо шахсоне, ки дар ин ҷаҳони пурошӯб роҳи ифротро пеш мегиранд, мувофиқи қонун мубориза бурдан лозим аст.

**Савол.** Фикри шумо дар бораи идеяи ташкили иттиҳодияи коммунистони ҷавон, ташкилоти ҷавонони Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ чист?

**Ҷавоб.** Мо ташкилоти сиёсии ҷавононеро дидан мехоҳем, ки ҳамқадами партия буда, ҳамроҳи он амал мекунад. Ҳамаи масъалаҳои дигарро, дӯстони азиз, худатон ҳал кунед. Муносибати дигари мо панду андарзгӯиҳоиҳои навро ифода мекунад.

**Савол.** Рӯзномаи «Литературная Россия» хабар дод, ки ҳоло қариб 600 ҳазор оворагони русзабон ҷумҳуриҳои Қафқоз ва ғайраро тарк кардаанд. Ҷаро Шӯрои Олӣ, Комитети Марказии Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ ин проблемаро муҳокима ва ҳал намекунанд?

**Ҷавоб.** Шумораи оворагон ва, пеш аз ҳама, оворагони арманию озар ва туркҳои месхет аз ин ҳам бисёртаранд. Оворагони рус ҳам ҳастанд. Мавҷудияти оворагон дар мамлакати социалистӣ, дар замони бозсозӣ, вақте, ки мо ҷамъиятро беҳбуд сохта, онро демократу инсонпарварона кардаанием, ин хеле аламовар аст. Мо бояд тамоми тадбирҳоро андешем, ...

инро ҳамаҷониба дастгирӣ кардан лозим аст. Вале, ташкилоти сиёсии ҷавононро ба ташкилоти соф кооперативӣ ва зиёда аз он, ба ташкилоти тиҷоратӣ табдил додан хуб нест. Дар ин бобат ҳадди муайян гузоштан лозим аст. Ба ҷавонон ёрӣ расондан лозим аст, ки қувваю ғайраташонро ба ҳалли проблемаҳои иҷтимоию техникӣ ва илмӣ сарф кунанд. Ана, ҳаминро, ба фикрам, дастгирӣ кардан лозим аст. Ин мулоҳизаҳои ман аст, вале шумо ҳам фикр кунед.

**Савол.** Қонуни муҳофизати ҳуқуқи кормандони милиция кай қабул карда мешавад?

**Ҷавоб.** Пешниҳодҳо дар ин мавзӯъ муҳокима карда мешаванд. Шӯрои Президент ҳам дар ин бора мубодилаи афкор кард.

**Савол.** Ҷаро мо Партияи Коммунистии Иттифоқи Советиро ҳамчун Партияи парламентӣ рад мекунем?

**Ҷавоб.** Мо аз мубориза барои ба даст овардани ҷойҳо дар мақомоти ҳукумат, барои ба даст овардани мавқеи партияи ҳоким даст намекашем. Зиёда аз ин, интихоботи охирин нишон дод, ки коммунистон бедор шудаанд, онҳо фаъолона амал мекунанд. Аммо, ин чунин маъно надорад, ки фаъолияти партия бояд танҳо бо масъалаҳои парламентӣ маҳдуд шавад. Фарқи байни партияи парламентӣ ва партияи пешоҳанг хеле бузург аст. Ва мо дар ин мавзӯъ концепцияи ленининро тарафдорӣ карда чунин ҳисоб мекунем, ки партия бояд қувваи пешбарандаи синфи коргар ва ҷамъият бошад, яъне вай бояд на танҳо дар чаҳорчӯбаи демократияи парламентӣ, балки дар тамоми соҳаҳои зиндагӣ амал карда, бо ташкилоту гурӯҳҳои ҷамъиятӣ ва тамоми табақаҳои мардум гуфтушунид кунад.

**Савол.** Гдлян ва Иванов муҳокимаи кушоду равшани парламентиро талаб мекунанд. Фикри шумо дар ин бобат чист?

**Ҷавоб.** Чунон ки ба ман маълум аст, Шӯрои Олӣ ният дорад, як рӯз ё ду рӯз, чӣ қадаре, ки лозим бошад, вақт ҷудо карда, ба ҳама — ҳам ба рафиқон Гдлян ва Иванов ва ҳам ба комиссияҳо ва депутатҳо имкон диҳад, ки ақидаҳояшонро пурра баён кунанд. Ва ҳамаи ин бекамукост ба тамоми мамлакат намоиш дода мешавад.

**Савол.** Ақидаи шумо дар бораи сохти федеративии ВЛКСМ. Оё вобаста ба сохти федеративии давлат ба ин зарурат ҳаст?

**Ҷавоб.** Мо муносибати лениниро дастгирӣ мекунем. Ленин федерацияро ҳамон вақт дастгирӣ мекард, ки вай ба сохти давлатӣ дахл дошта бошад. Вай муносибати федеративиро ба сохти партия рад карда, муносибати синфӣ ва интернационалиро асоси он мешумурд. Комсомол бояд худаш ин масъаларо ҳал кунад. Партия имрӯз масъаларо бо роҳи нав ҳал мекунад. Ва лоиҳаи Устави нави партия роҷеъ ба аҳзоби коммунистии ҷумҳуриҳо боби махсус илова карда шуд. Салоҳияти онҳо ...

ро ҳалли ин масъалаҳо кооператив ташкил кардан лозим мешуд. Бинобар ин мустақилияти хоҷагӣ ва имкониятҳои колхозу совхозҳои қонуну хурди имрӯзаро мувофиқ кардан лозим аст.

Дар хусуси идораи иқтисодиёти маҳалҳо бошад, мо роҳҳои барҳам додани идораи марказиро пеш гирифта, дар баробари ин даҳолати марказро ба андозаи оқилона нигоҳ медорем.

**Савол.** Шумо ба тадбирҳои ҳукумат дар бобати ҳалли масъалаҳои душвори вилояти Тюмень чӣ гуна баҳо медиҳед? Оё ба дастгирии шумо умед бастан мумкин аст?

**Ҷавоб.** Дирӯз хондам, ки мардуми Тюмень ва ҳукумат ғайратмандона ҳамкорӣ мекунанд. Ман дар Тюмень будам, ин сафари шавқовару муҳим буд. Ҳамаи мо манфиатдор ҳастем, кишваре, ки дар он қисми асосии нафту газамон истихроҷ мешаванд, хуб тараққӣ кунад. Бинобар ҳамин, мо албатта вазифадор ҳастем, ки дар ҳаққи одамоне, ки дар он ҷо дар шароити сармои қаҳратун кор мекунанд, ғамхорӣ намоем.

Баъди сафари ман қарорҳои муҳим қабул шуданд, онҳо таъсир бахшиданд, вале мошинсозӣ ҳеҷ не ки корашро беҳтар ба роҳ монад. Дар омади гап бояд гуфт, ки рафиқони озарбойҷонӣ дар ин қарздор ҳастанд, дар республика истеҳсоли таҷҳизоти нафт нағз тараққӣ кардааст, вале онҳо ба қавлашон вафо накарданду ин ба тадбирҳои пешбинишуда таъсир расонд. Тюменьро ба мисли вилоятҳои дигар дастгирӣ мекунем, мушкилоти он бояд ҳал шавад.

**Савол.** Чунин гуфтор, ки комсомол дар ҳамин марҳала резерви партия мебошад, чӣ гуна замина дорад?

**Ҷавоб.** Партияи коммунистон агар дар паҳлӯяш ташкилоти коммунистии ҷавонон набошад, бо ҷӯшу хурӯш кор карда наметавонад. Онро резерв, ёрдамчӣ, ҳарчӣ хоҳед ҳамон гӯед, вале бе вай партия мӯътадил зистан наметавонад. Вай бояд аз ҳисоби коммунистони ҷавон сафҳои худро мукаммал гардонад.

**Савол.** Барои таъминоти иҷтимоию маишии афсарон, оилаҳои афсароне, ки аз Чехословакия баровардаа мешаванд, аз хусуси манзил, кӯдакистон, бо кор таъмин намудани ҳамсарони онҳо ва ғайра чӣ гуна чораҳо андешида мешаванд? Димоғи афсарони гурӯҳи қӯшуни мо чоқ аст, онҳо дар назди Ватан ба иҷрои вазифа омодаанд, вале мехостем, ки оилаҳои мо ба ҳоли гурезаҳо дучор нашаванд.

**Ҷавоб.** Ин савол ба ман имкон медиҳад аз он бигӯям, ки дар ҷамъият, дар матбуот нисбат ба лашкари мо чӣ гапҳо пайдо шуданд. Мо ҳар он чизеро, ки ба бозсозӣ, навсозӣ ба ин кори хеле муҳими давлатӣ мусоидат мекунад, бояд табрик намоем. Ба фикрам, низомиён низ тарафдори он нестанд, ки лашкар дар каноp бимонад, дар он ҷо муҳити карахтӣ ҳукмрон бошад. Вале, рафиқоне-ро, ки дар назди Ватан вазифаашонро адо мекунанд, ...

консервативӣ танқид менамоянд, чунин мешуморанд, ки дар байни он ва «Платформаи демократӣ» аслан ягон фарқе нест, гӯё ҳам инну ҳам он платформа ревизионистӣ мебошанд.

Назари ман ба ин чӣ гуна аст? Дар ин ҳуҷҷатҳо бисёр чизҳо дар ҳақиқат такрор ёфтаанд. Вале аз хусуси масъалаҳои иҷтимоию иқтисодӣ бошад, «платформаи демократӣ» ҳеҷ чиз надорад. Ин умуман ҳатто платформа нест, вай асосан ба масъалаҳои ташкилӣ дахл мекунад. Фарқият дар партияи типи парламентӣ, дар централизми демократӣ мебошад. Аз рӯи ҳамин ақида ман дар мавқеи Платформаи КПСС мебошам.

Ба фикрам, касоне, ки ба ин ё он тариқ худро бо «Платформаи демократӣ» алоқаманд медонанд, душмани КПСС нестанд, онҳо низ бисёр чизҳои конструктивию муфидро ба миён гузошта метавонанд. Гапи дигар ин аст, ки ин ҷараён ба мисли фронтҳои халқӣ, ҳаракатҳои миллӣ, гурӯҳи ходимони сиёсӣ, ки ба оммаи партиявиён такя намуда, ғурурашонро амалӣ гардонданӣ мешаванд, бо ҳамин нишон доданианд, ки онҳо қувваҳои тараққипарвари партия мебошанд, «Аспро зин кардаанд». Ҳангоме, ки шумо фикри ин одамонеро, ки худро пешвои «Платформаи демократӣ» мешуморанд, мешунавед, дарк мекунед, ки мову шуморо ба капитализм, ба сохти дигар даъват мекунанд. Инро бояд дид.

**Савол.** Шумо кай тарки вазифаи Котиби Генералии КМ КПСС мекунед, ин вазифаро ба кӣ муносиб медонед?

**Ҷавоб.** Ман аз ин пеш ҳам гуфта, будам, ки ҳанӯз баҳам пайвастани вазифаҳо заруранд. Ин ҳарчанд гарон, вале супурдани вазифа равиши бағоят муҳиму масъулиятнок аст, онро бояд мӯътадил гузаронд, то ки ҳамаи корҳо дар доираи демократӣ иҷро шаванд ва мо роли нави шӯроҳо ва партияро ба ҷо меорем. Агар ҳозир барои қонеъ гардондани шиорҳои касе вазифаҳоро тақсим кунем, пас мумкин аст дар мамлакат дуҳокимиятӣ ва муқовимат ба миён ояд.

**Савол.** Ҷаро партия ба вазъияти ВЛКСМ, ба барномаи ҳамкорӣ барои раҳо ёфтан аз бӯҳрон ҳанӯз баҳо надодааст? Шумо ба пешомади дар Анҷумани ВЛКСМ ба ду ҷараён-ҷараёнҳои коммунистӣ ва социал-демократӣ тақсимшавӣ чӣ гуна муносибат доред?

**Ҷавоб.** Шояд гузаронидани ягон ҷамъомад, мумкин маҷлиси якҷояи пленумҳои КМ партия ва комсомол зарур бошад. Биёед ин тавр кунем: шумо анҷумани худро гузаронеду мо ҳам анҷумани худро мегузаронем. Ҳаминро ба назар мегирем, ки баъд коммунистони ҷавон бо калонсолон ҷамъ омада суҳбат мекунанд.

Муносибати ман ба имконияти ҷудошавӣ дар Анҷумани ВЛКСМ чӣ гуна аст? Ман умедворам, ки агар ҳамин тавр гуфтан ҷонз бошад, на барои расмият, балки дар асоси принципи муттаҳидӣ ...

Чандин сол ман маошхӯри кори комсомол будам ва медонам, ки агар идроку дастгирӣ набошад, ба ҷавонон, комсомол, имконияти истифодаи имкониятҳои худ душвор аст. Ин маломатро ман ба худ қабул мекунам. Ин камбудиро бояд дар КМ, дар тамоми партия бишнаванд.

**Савол.** Шумо ба Партияи Коммунистӣ боз чӣ қадар сарварӣ карданӣ ҳастед? Дар вазъияте, ки фикри президент бо фикри аъзои Бюрои Сиёсӣ мувофиқ наояд, чӣ хел рафтор мекунед?

**Ҷавоб.** Ин саволро ҳамеша, албатта аз мавқеҳои гуногун ба ман медиҳанд. Ба наздикӣ бо намояндагони ташкилотҳои партиявии РСФСР, ки ба ҳайати Комитети ташкилии тайёрӣ ба конференцияи партиявии Россия дохиланд, мулоқот доштам, он ҷо рафиқон ба наздди ман омада пурсиданд, ки оё дуруст аст, ки ман «партияро тарк мекунам», ин ҳамчун маломат садо дод. Ман гуфтам, ки ҳозир аз ин хусус сухан намеравад. Ба ҳар ҳол бо ҳам пайвастани вазифаҳо кори бағоят гарон аст. Охир ин ҳам дар ин ва ҳам дар он самт кори ҳаҷман бузург аст.

Рафиқон ёрӣ мерасонанд, ин корро осон мекунад. Минбаъд худи партия бояд ҳал кунад, анҷуман ба ин масъала бармегардад ва онро баррасӣ мекунад. Ҳозир дар мамлакати мо қувваҳои сиёсӣ аз нав ба гурӯҳҳо тақсим мешаванд, ҳокимияти шӯро ташаккул меёбад, партия ӯҳдадорию вазифаҳои нави худро меомӯзад, аз ҳамин сабаб ин зарур аст.

Вақте ки фикрҳо аз ҳам дур мешаванд, мо кӯшиш менамоем, ки дар рафти мунозира мавқеъҳоро бо ҳам наздик намоем. Ҳозир ягон маҷлиси Бюрои Сиёсӣ ва ҳам Шӯрои Президент намоишкорона намегузарад. Аз рӯи ҳар масъала фикрҳо бо ҳам қиёс намуда, роҳи ризоият дарёфта мешавад.

**Савол.** Оё шумо вориси ҷавон, давомдиҳандаи кори худро тайёр мекунед, агар тайёр мекарда бошед, пас ин одам кист?

**Ҷавоб.** Умедворам, ки дар ҳамин толор ворис ҳаст. Акнун вазифаи шумо пайшиносон аст, ки маҳз, кӣ будани онро муайян намоед.

**Савол.** Кай ваколатҳои кормандони милиция ба вазифаҳои хизматиашон мувофиқат мекунанд?

**Ҷавоб.** Рафиқони намояндаи мақомоти корҳои дохилӣ ин саволро дуруст медиҳанд. Дар арафаи ташкили Шӯрои Президент ман инро бо В. В. Бакатин муҳокима карда будам. Вай таклифҳо ба миён гузошт, ки ҳозир онҳо таҳлил карда мешаванд. Ба фикрам мо бояд нисбат ба мақомоти корҳои дохилӣ, прокуратура, ба ҳамаи мақомоти дигари муҳофизи ҳуқуқ серталаб бошем, то ки онҳо қонунро ҳимоя намуда, самарабахш кор кунанд. Талаби умумии тамоми халқ ҳамин аст. Вале барои ин органҳои мазкур бояд тамоми ваколатҳои заруриро дошта бошанд.

**Савол.** Оё шумо гуфта метавонед, ки Ленин идеалист...

ғайра. Ин таҳқиромез асту халос.

Ба фикрам, дар давлати ҳуқуқбунёд бояд воситаҳое ва вуҷуд оварда шаванд, ки шаъну шарафи ҳар кас, албатта шаъну шарафи Президенти мамлакатро ҳам ҳимоя кунанд. Дар Шӯрои Олӣ ҳозир сари ҳамин масъала кор мекунанд.

Дар хусуси масъалаҳои дигар бошад пас ҳар он чизеро, ки дар он мавзӯъ дастраси ман шудааст, ба комиссияи Шӯрои Олӣ месупорам, бигузор онҳо ҳал кунанд. Ба фикрам ин рафтори ман дуруст аст, гарчи ба ман мегӯянд, ки агар раддия нанависам, халқ гумон мекунад, ки ягон гап ҳаст, ки сардор хомӯш аст, аз чизе меҳаросад, эҳтимол сирраш фош шуда бошад. Мақсади ин талошҳо маҷбур кардан аст, ки одами ботамкину софдил исбот кунад, ки вай уштур нест. Агар мо ба авҷи ин гуна тамоюл роҳ диҳем, ин на давлати ҳуқуқбунёд, балки саросар расвоӣ мешавад. Бинобар ҳамин ба фикрам, воситаҳои ҳуқуқӣ ба вуҷуд овардан зарур. То ки ҳар касе ба ин кор машғул аст, баъд ба ҷавобгарӣ кашида шавад.

Бояд бигӯям, ки ман дар ҳаёти сиёсиам борҳо ба ин дучор омадаам. Бори аввал бо вазири собиқ Щелоков ва аҳли рикоби ӯ дучор омада будам. Солҳои 1973—1974, соли чоруми котиби якуми комитети партиявии кишвари Ставрополь буданам дар он ҷо ҷинояткорӣ авҷ гирифт: шабона ба шаҳр баромада намешуд, занонеро, ки дар басти дуюм кор мекарданд, шавҳаронашон баъди кор ба пешвозашон мебаромаданд, зеро ғоратгарӣ, зӯроварӣ, кушокушӣ буд. Идораи корҳои дохилии кишварамон тавре вонамуд мекард, ки гӯё вазъият мӯътадил бошад.

Ана, ҳамон вақт мо дар мақомоти корҳои дохилӣ дағалона вайрон кардани Қонуни социалистиро дида, ҳамаи мақомоти корҳои дохилии кишвариро аз сардораш сар карда пеш кардем, роҳбарияти 15 шӯъбаи шаҳру ноҳияро иваз намудем. Комсомол, ҷавонон, роҳбарон, аҳли ҷамъиятро сафарбар намуда, дар муддати ду ҳафта *ҳомӯшию осоиш ҳукмфармо шуд. Вале ин воқеа Вазорати корҳои дохилиро* бадном кард. Бинобар ин ҳар гуна тафтишу задухӯрд давом карданд. Прокуратура ҳамон вақт мардуми Ставропольро ҳимоя намуд. Зиёда аз ин дар вилояти Свердловск пайрави ибрати мо шуданд. Дар он ҷо ҷиноятӣ аз ин ҳам бадтар ошкор гардид. Сардори шӯъбаи корҳои дохилии шаҳри Свердловск худкушӣ кард, зеро дар милиция сӯиистеъмол ошкор шуд. Чандин вақт инро набахшиданд, барои обрӯ кардани Горбачёв айбҷӯӣ мекарданд. Ҳозир ҳам айбҷӯӣ мекунанд. Ба фикрам, ин корро касоне бо мақсади сиёсӣ мекунанд, ки сирашонро фош накарда бошем ҳам, пай мебаранд, ки бозсозӣ онҳоро фош менамояд.

Дар ақидаамон устувор монда фиребтан дасисаю найранг намешавем ...

кор кунанд. Дар баробари ҳамин ҳукуматдорони маҳаллиро розӣ кунондан мехоҳем, ки қарорҳои ба Конституцияи СССР мухолифро бекор кардан ва вазъияти то 10 март ҷориро аз нав барқарор намудан зарур аст.

[illegible] душвортар мешавад. Одамон мегӯянд, ки агар Литва аз ҳайати Иттифоқи Советӣ мебаромада бошад, ба корхонаҳои он тайёр кардани маҳсулотеро фармудан чӣ лозим, оё кафолате ҳаст, ки ин супориш иҷро хоҳад шуд? Корхонаҳои якхела барпо мекардагӣ шуданд, зеро таомули мо таврест, ки як корхонаи Вильнюс бо садҳо корхонаҳои ҷумҳуриҳои дигар алоқаманд мебошад: маҳсулоти тайёр дар он ҷо фақат васл шуда, қисматҳояшро тамоми мамлакат ба он ҷо мефиристад. Аз ин рӯ цехҳои васлгарӣ сохта истодаанд, алалхусус ҳозир, ки комплекси саноати ҳарбӣ ихтисор шуда, имкониятҳои муайян муҳайё шудаанд. Ҳамин тавр аз паси як савол саволи дигар пайдо мешавад. Инҳо ба муносибатҳои инсонӣ, робитаҳои иқтисодӣ, масъалаҳои территориявӣ дахл доранд. Вале, мо даҳҳо сол боз дар асоси тақсими меҳнат тараққӣ меёфтем. Дараҷаи кооперация дар мамлакати мо ба 40—50 фоиз расидааст, пас ҳамаи инро чӣ тавр канда партофтан мумкин будааст!

Албатта, ҳар кас ҳуқуқи қонуни худмуайянкунӣ дорад, акнун қонун дар бораи тартиби ҳалли масъалаҳои вобаста ба баромадани ҷумҳуриҳо аз ҳайати СССР қабул шуд. Ана, акнун биёед, процесси «талоқ дар оиларо» сар мекунем. Бубинед, ки бо халқ маслиҳат накарда, бе райъгирии умумихалқӣ дар як шаб қарор қабул кардаанд. Охир ин моҷароҷӯист.

Чӣ тавре, ки мегӯянд, зӯрӣ некӣ бор нахоҳад овард. Агар хоҳиши аз ҳайати СССР баромадан дошта бошанд, пеш аз ҳама, оқибати он — масъалаҳои ҳудудӣ, иқтисодӣ, вобаста ба мудофиа, бо манзилу кор таъмин намудани онҳое, ки дар давлати дигар зистан намехоҳанд, ва ғайраро - бо халқи Литва ҳал кардан лозим аст. Ин як вариант. Масъалаи дигар: агар ҷумҳурӣ дар ҳайати Иттиҳоди Шӯравӣ монад, вай бо кадом ҳуқуқу имкониятҳо, аз ҷумла, ҳуқуқҳои сиёсӣ, иқтисодӣ, маданию техникӣ ва ғайра соҳиб шуда, чӣ гуна озодию мустақилият ба даст меорад. Халқи Литва, ки халқи хирадманд аст, худаш мефаҳмад, ки дар доираи равобити зинда бо тамоми ҷумҳуриҳо ба вай мустақилият лозим аст.

Ин масъаларо дар асосиислоҳоти федерацияи мо ҳал кардан лозим аст. Мо ҳоло барои таҷдид иттиҳодамон қонун аз паси қонун қабул мекунем. Агар мо дар чунин шароит ба тақсимшавӣ сар кунем, ба шумо рӯирост мегӯям, ки чунон ҷанги дохилӣ, чунон задухӯрди хунине сар мешавад, ки аз он халосӣ ёфтани ҳамаи мо муҳол аст. Ҳама бояд инро фаҳмад ва хушёр бошад. Охир, зиёда аз 60 миллион ҳамватанони мо берун аз ҳудуди ҷумҳуриҳои миллии худ зиндагӣ мекунанд. Вақте, ки баъзе созмонҳои ҷамъиятӣ дар Украина масъалаи забонро тавре ба миён гузоштаанд, ки ба Урал меравам. Вале, алҳол намедонам, ки ба Пермь меравам ё ба шаҳри дигар... Ба ҳар ҳол Свердловск хоҳам рафт.

Саволи дуюм. Ман худро коммунист ҳисоб мекунам, ба ин эътиқоди комил дорам. Ман моҳи марти соли 1952 дар Донишгоҳи Маскав, дар ҷоҳияи Ленин узви партия шуда будам. Ва аз тақдири худ миннатдорам, ки ҳаёти маро аз синни ҷавонӣ бо партия пайвастааст. Фикр мекунам, ки бе ин на ман ва на дигарон ҳамчун шахсият ташаккул намеёфтанд. Дар баробари ҳамаи ин, ҳар чизе, ки мо акнун аз таърихамон, аз худи ҳизб медонем — садоқати маро ба идеяи социалистӣ кам намекунад.

Халқи мо ба ҳамаи душворию озмоишҳо нигоҳ накарда, чунин садоқат дорад. Ва ин чизи асосист. Вақте, ки мо чизеро пешниҳод мекунем. Одамон, пеш аз ҳама, коргарон мепурсанд: оё ин социализмро таҳқим мебахшад? Таъсири Октябрь ҳанӯз калон аст. Ва ин барои сиёсати бозсозӣ, таҷдиди ҷамъиятамон ва ба он додани сифатҳои нав заминаи мусоид мебошад.

Акнун, дар хусуси одамони тарки Ватан кардаро даъват кардани президент, ин процесс ҷараён дорад, мо ба ин масъалаҳо диққати калон медиҳем. Дуруст аст, ки ҷиҳати дигари масъала ҳам вуҷуд дорад. Баъзеҳо дар шароити барои мамлакат душвор қарордоди фоиданок имзо мекунанду ба мамлакатҳои дигар мераванд. То, ки ду-се сол дар он ҷо кор карда, пул ҷамъ кунанд. Ба фикрам, ин масъалаи ахлоқ аст. Ба ҳар ҳол давлат бояд воситаҳое дошта бошад, ки дар ҷараёни ташаккули ин ё он мутахассис истифода бурда шавад.

Мо бояд барои пешгирии «мамлакатро тарк кардани равшанфикрон» тадбирҳо андешем. Ба фикрам, пеши роҳи ин ҷараёнро, пеш аз ҳама, ба воситаҳои ҳавасманд кардани шахсони боистеъдод гирифтан мумкин аст. Мо дар ин бобат бисёр вақт мувофиқи принципи баробарҳақдиҳӣ амал мекунем, бинобар ин натиҷаи дилхоҳ ба даст оварда наметавонем. Истеъдод, ихтисос ва қобилиятро дастгирӣ кардан лозим аст. Дар мамлакати мо, вақте, ки сухан аз дастгирии илм меравад, ҳама баробар тақсим мешавад: яъне маоши ҳамаи кормандони хурди илмӣ даҳ сӯмӣ, кормандони калони илмӣ 15 сӯмӣ, дигарон 50 сӯмӣ ва ғайра зиёд мешавад ва халос.

Пулро беҳуда сарф кардан лозим нест, балки ҳар шахсро мувофиқи саҳми амалиаш ҳавасманд кардан лозим аст. Аз ҷумла, маоши кормандони тасодуфиеро зиёд кардан лозим нест, ки солҳои дароз ягон кор накарда, танҳо аъзои коллективҳои илмӣ мебошанду халос. Ҳамин тавр дар истеҳсолот ҳам маҳсулнокии меҳнат, сифати маҳсулотро ба назар гирифта, олимону мутахассисон, муҳандисон ва коргаронро шахсан барои натиҷаҳои меҳнаташон ҳавасманд кардан лозим аст.

Ин кори осон нест. Ҳамин, ки дар бюрои лоиҳакашӣ ё пажӯҳишгоҳ мукофотпулӣ доданд, талаб мекунанд, ки онро ба ҳама баробар тақсим кунанд. Касе ҳад надорад, ба ин эътироз ку- Коммунистии Иттифоқи Советӣ чист?

**Ҷавоб.** Мо ташкилоти сиёсии ҷавононеро дидан мехоҳем, ки ҳамқадами партия буда, ҳамроҳи он амал мекунад. Ҳамаи масъалаҳои дигарро, дӯстони азиз, худатон ҳал кунед. Муносибати дигари мо панду андарзгӯиҳои навро ифода мекунад.

**Савол.** Рӯзномаи «Литературная Россия» хабар дод, ки ҳоло қариб 600 ҳазор оворагони русзабон ҷумҳуриҳои Қафқоз ва ғайраро тарк кардаанд. Чаро Шӯрои Олӣ, Комитети Марказии Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ ин проблемаро муҳокима ва ҳал намекунанд?

**Ҷавоб.** Шумораи оворагон ва, пеш аз ҳама, оворагони арманию озар ва туркҳои месхет аз ин ҳам бисёртаранд. Оворагони рус ҳам ҳастанд. Мавҷудияти оворагон дар мамлакати социалистӣ, дар замони бозсозӣ, вақте, ки мо ҷамъиятро беҳбуд сохта, онро демократу инсонпарварона карданием, ин хеле аламовар аст. Мо бояд тамоми тадбирҳоро андешем, ки проблемаи оворагон аз байн бардошта шавад.

**Савол.** Муносибати Шумо ба ташкилоти пионерии умумиттифоқ чӣ гуна аст?

**Ҷавоб.** Ман ба ин ташкилот муносибати нек дорам. Боварӣ дорам, ки чунин ташкилоти наврасон зарур аст. Вале, дар он зоҳирпарастӣ ва муносибати рӯякӣ хеле зиёд аст. Инро қатъиян бартараф кардан лозим. Аз ман мепурсанд, ки оё масъалаи тақдири ташкилоти пионерӣ дар Комитети Марказии партия муҳокима карда намешавад? Ба фикрам, ин қобили таваҷҷӯҳ аст.

**Савол.** Ақидаи шумо дар бораи ҷорӣ кардани мансаби президент дар ҷумҳуриҳо?

**Ҷавоб.** Аъзоёни Шӯрои Федерация ин мавзӯъро муфассал муҳокима карданд. Аксарияти онҳо эътироф карданд, ки ин ҳуқуқи Шӯрои Олии ҳар як ҷумҳурӣ ва ҳуқуқи комили он мебошад. Бинобар ин пешниҳод карда шуд, ки дар масъалаи ҷорӣ кардани идораи Президент дар ҷумҳуриҳо шитоб накунем.

**Савол.** Талабагону донишҷӯёнро то кай ба корҳои зироат ҷалб менамоянд?

**Ҷавоб.** Ҳоло онҳоро ба корҳои зироат торафт камтар ҷалб менамоянд, вале, ба фикрам, хоҷагиҳо барои бе талабагону донишҷӯён анҷом додани корҳояшон бояд пурқувват гарданд. Дуруст аст, ки гурӯҳҳои донишҷӯёну талабаҳое ҳам ҳастанд, ки ба Комитети Марказӣ ва ҳукумат ба мазмуни зайл мактуб навиштаанд: чаро масъаларо бе розигии мо ҳал мекунанд. Дар пеши чашми мо ҳосили зироат нобуд мешавад! Мо мехоҳем барои сариштa кардани он ёрӣ расонем! Ин, ба фикрам, тамоман масъалаи дигар аст.

**Савол.** Шумо дар бораи корхонаҳои хоҷагӣ ва кооперативҳои комсомолӣ чӣ ақида доред?

**Ҷавоб.** Агар комсомол ташкилоти ҳақиқатан сиёсии ҷавонон гардад, ки ҳамроҳи партия амал мекунад, ин вазифаҳоро бояд ташкилоти дигари ҷавонон иҷро кунанд. Комсомол тавассути ҷамъиятҳои илмию техникӣ ва кооперативҳои манзилии ҷавонон бисёр корҳои муфидро анҷом медиҳад. Ба фикрам, маълум аст, Шӯрои Олӣ ният дорад, як рӯз ё ду рӯз, чӣ қадаре, ки лозим бошад, вақт ҷудо карда, ба ҳама — ҳам ба рафиқон Гдлян ва Иванов ва ҳам ба комиссияҳо ва депутатҳо имкон диҳад, ки ақидаҳояшонро пурра баён кунанд. Ва ҳамаи ин бекамукост ба тамоми мамлакат намоиш дода мешавад.

**Савол.** Ақидаи шумо дар бораи сохти федеративии ВЛКСМ. Оё вобаста ба сохти федеративии давлат ба ин зарурат ҳаст?

**Ҷавоб.** Мо муносибати ленинро дастгирӣ мекунем. Ленин федерацияро ҳамон вақт дастгирӣ мекард, ки вай ба сохти давлатӣ дахл дошта бошад. Вай муносибати федеративиро ба сохти партия рад карда, муносибати синфӣ ва интернационалиро асоси он мешумурд. Комсомол бояд худаш ин масъаларо ҳал кунад. Партия имрӯз масъаларо бо роҳи нав ҳал мекунад. Ба лоиҳаи Устави нави партия роҷеъ ба аҳзоби коммунистии ҷумҳуриҳо боби махсус илова карда шуд. Салоҳияти онҳо бештар мешавад, ба онҳо имкон дода мешавад, ки ҳуҷҷатҳои барномавию ташкилиашонро худашон тартиб диҳанд. Дар бораи ҳалли масъалаҳои кадрҳо, молия ва ғайра ҳоҷати гап ҳам нест. Агар мо пешниҳод кунем, ки роҳбарони аҳзоби коммунисти ҷумҳуриҳо дар мақомоти роҳбарикунандаи Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ ҳузур дошта бошанд, ин ҷузъи федерализм мебошад. Ба фикрам, чунин принципро дар вақти муҳокима ва тартибу таҳияи усулҳои ташкилии комсомол амалӣ кардан мумкин аст.

**Савол.** Оё шумо ният доред, ки қисми асосии моликияти умумиттифоқиро аз тасарруфи давлат бароред, идораи иқтисодиётро ба мақомоти маҳаллӣ диҳед?

**Ҷавоб.** Ин процесс ҷараён дорад. Ва ҳамаи қонунҳое, ки мо қабул кардем, барои ин заминаи ҳуқуқӣ фароҳам меоваранд. Мо бояд аз яккаҳукмронӣ даст кашида, роҳи иҷора ва аз тасарруфи давлат баровардани моликиятро пеш гирем. Чунин амал кардан лозим аст, ки варианти нави коллективонӣ нашавад. Яъне ба одамон маҷбуран иҷора дода ё онҳоро маҷбуран узви ҷамъияти саҳҳомӣ кардан лозим нест. Ҳар як коллектив ва ҳар як шахс бояд ба ин тайёр шавад, он вақт самараи дилхоҳ ба даст меояд. Аз тарафи дигар, бояд онҳоеро дастгирӣ кард, ки чунин роҳро интихоб кардаанд. Дар вақташ, ба фикрам, дар Челябинск иҷоракореро, ки фермаро иҷора гирифта, натиҷаҳои хуб ба даст овард, кулак номиданд ва фермаи ӯро оташ заданд. Як иҷоракори рязанӣ дар маҷлиси Комитети Марказӣ нақл кард, ки раиси колхоз одами хуб аст, ба иҷора майл дорад, бинобар ин корҳои ӯ барор мегиранд. Агар ба ҷои раиси мазкур шахси дигар мебуд, тамоми корҳо барбод мерафт. Вале ҳамон шахс таъкид кард, ки иҷоракор бе колхоз оянда надорад, зеро колхоз иҷоракорро ҳамаҷониба таъмин менамояд. Вай техникаи иҷоракорро нигоҳубин карда, бо сӯзишворӣ таъмин мекунад, маҳсулоти ӯро мефурӯшад ва масъалаҳои дигари иҷтимоиро ҳал мекунад. Дар акси ҳол, ба- вонад. Вай бояд аз ҳисоби коммунистони ҷавон сафҳои худро мукаммал гардонад.

**Савол.** Барои таъминоти иҷтимоию маишии афсарон, оилаҳои афсароне, ки аз Чехословакия бароварда мешаванд, аз хусуси манзил, кӯдакистон, бо кор таъмин намудани ҳамсарони онҳо ва ғайра чӣ гуна чораҳо андешида мешаванд? Димоғи афсарони гурӯҳи қӯшуни мо чоқ аст, онҳо дар назди Ватан ба иҷрои вазифа омодаанд, вале мехостем, ки оилаҳои мо ба ҳоли гурезаҳо дучор нашаванд.

**Ҷавоб.** Ин савол ба ман имкон медиҳад аз он бигӯям, ки дар ҷамъият, дар матбуот нисбат ба лашкари мо чӣ гапҳо пайдо шуданд. Мо ҳар он чизеро, ки ба бозсозӣ, навсозӣ ба ин кори хеле муҳими давлатӣ мусоидат мекунад, бояд табрик намоем. Ба фикрам, низомиён низ тарафдори он нестанд, ки лашкар дар канор бимонад, дар он ҷо муҳити карахтӣ ҳукмрон бошад. Вале, рафиқонеро, ки дар назди Ватан вазифаашонро адо мекунанд, алалхусус корпуси асосии афсаронро то ба дараҷаи полк, ки бо оилаашон дар сар то сари мамлакат ба ҳар ҷо фиристанд, ночор овора мегардангу дар он ҷо маскуне мешавад, бачаҳо мактабашон, ҳамсарон корашонро иваз менамоянд, ҳамаҷониба дастгирӣ кардан зарур нисбат ба лашкар ким-чӣ хел боэҳтиромӣ кардан нашояд, набояд ба ин роҳ дод. Ба, фикрам, гапҳо дар мавриди лашкари касбӣ ҳанӯз пеш аз вақтанд, ҳатто гуфтан мумкин, ки бемавриданд. Ҳозир давлат таъминоти ин гуна лашкарро ба гардан гирифта наметавонад. Лашкар, корпуси афсарон бояд дастгирии ҷамъият, партия, комсомол, давлатро ҳис кунад.

Ислоҳоти ҳарбӣ дар пеш аст, дар ин бобат кор идома дорад. Ман ният дорам, ки бо афсарону генералҳои гуногунрутба мулоқот намоям, то ки фикрамро баён кунам ва фикрҳои онҳоро шунавам.

Аз хусуси шароити иҷтимоию маишии афсарон бошад, ин ҳозир масъалаи бағоят серташвиш аст. Бинобар ин мо ба хулоса омадем, ки дар ин бобат бояд барномаи ҳукумат танзим шавад. Ман ба Вазорати мудофиа ҳамин гуна супориш додаам ва ба наздикӣ бояд манзури ҳукумат, шӯрои мудофиа ва Шӯрои Президент гардад. Мо бояд ҳам дар марказ ва ҳам дар ҳамаи республикаҳо ба лашкар ёрӣ расонем, вале имкониятҳои худи онро ба кор андозем, қисми он, чиро, ки ҳозир барои ҳалли масъалаҳои иҷтимоӣ фориғ мегардад, истифода барем.

**Савол.** Дар баробари Платформаи КПСС ба Анҷумани XXVIII партия «Платформаи демократӣ» низ пайдо шуд, ки онро шумораи зиёди коммунистон дастгирӣ карданд. Оё Бюрои Сиёсӣ муносибати худро ба ин ҳуҷҷат муайян намуд ва фикри шумо доир ба ин масъала чӣ гуна аст?

**Ҷавоб.** Аввал ин, ки мо ба хулоса омадем, ки ин платформа бояд чоп шаваду коммунистон муҳокима кунанд. «Правда» онро интишор кард, ки дар ин бора дар партия мунозира давом дорад. Касоне, ки лоиҳаи Платформаи КПСС-ро аз мавқеи қонеъ гардондани шиорҳои касе вазифаҳоро тақсим кунем, пас мумкин аст дар мамлакат дуҳокимиятӣ ва муқовимат ба миён ояд.

**Савол.** Чаро партия ба вазъияти ВЛКСМ, ба барномаи ҳамкорӣ барои раҳоӣ ёфтан аз бӯҳрон ҳанӯз баҳо надодааст? Шумо ба пешомади дар Анҷумани ВЛКСМ ба ду ҷараён-ҷараёнҳои коммунистӣ ва социал-демократӣ тақсимшавӣ чӣ гуна муносибат доред?

**Ҷавоб.** Шояд гузаронидани ягон ҷамъомад, мумкин маҷлиси якҷояи пленумҳои КМ партия ва комсомол зарур бошад. Биёед ин тавр кунем: шумо анҷумани худро гузаронеду мо ҳам анҷумани худро мегузаронем. Ҳаминро ба назар мегирем, ки баъд коммунистони ҷавон бо калонсолон ҷамъ омада сӯҳбат мекунанд.

Муносибати ман ба имконияти ҷудошавӣ дар Анҷумани ВЛКСМ чӣ гуна аст? Ман умедворам, ки агар ҳамин тавр гуфтан ҷоиз бошад, на барои расмият, балки дар асоси принципи муттаҳидӣ рӯй медиҳад. Дар назар дорам, ки шумоён мамлакат, замонамонро фаромӯш накарда, бо масъулияти бузург амал менамоед.

Аз М. С. Горбачёв хоҳиш карданд, ки аз вазъияти Литва нақл намояд.

Вазъияти Литва, гуфт вай, якранг нест. Қарорҳои Шӯрои Олии СССР, Президент иҷро карда намешаванд. Мо муносибати сиёсиро риоя мекунем, умедворем, ки дар ҳамин асос масъаларо ҳал намоем.

Ин ба рӯҳи бозсозӣ, демократия мувофиқ аст, гарчи аз мамлакат телеграммаҳои бисёр меоянд, ҷорӣ кардани идораи президентро талаб менамоянд. Оё мо инро истисно мешуморем? Ба фикрам, мо ҳеҷ чизро истисно карда наметавонем. Бояд бо назардошти вазъият амал кунем. Агар вазъият тавре ба амал ояд, ки фақат идораи президент мардумро бехавф гардонда, вазъиятро таҳти назорат гирифта тавонад, вай хусусияти ташвишовар пайдо накунад, ба ҷанҷоли гражданӣ ва ҳатто муқовимат табдил наёбад, ночор идораи президентро ҷорӣ кардан лозим меояд. Аммо ин чораи фавқулодда аст, умедворам, ки мо масъаларо ҳал мекунем.

**Савол.** Дар Шӯрои Президент намояндаи насли наврас нест. Ба фикри шумо ба ин ҳоҷат аст? Ба фикри мо ин зарур.

**Ҷавоб.** Шӯрои Президент нав ташаккул мёбад. Шумо диққат додед, ки дар он занон нестанд, ба фикри ман онҳо бояд бошанд.

**Савол.** Чаро мақомоти партиявии маҳалҳо фурсат намеёбанд ва хоҳиш надоранд, ки бо ҷавонон кор кунанд? Чаро амалан дар бораи ояндаи партия, ояндаи мамлакат ғамхорӣ намекунанд. На дар бораи васоят, балки дар бораи ғамхорӣ, дар бораи муносибати шавқмандона ба ҷавонон сухан меравад. Кай аъзои партия барои ҳамлаҳои шифоҳӣ ба фаъолияти ВЛКСМ, ҳамлаҳои сиёсӣ ва иқтисодӣ ҷавоб медиҳанд? Ин на фақат танқиди рафиқона, балки мавқеи беparвои бадхоҳонаи рафиқони калонсолон мебошад.

**Ҷавоб.** Ин гуна муносибатро ҳақ шуморидани нестам. ро тайёр мекунед, агар тайёр мекарда бошед, пас ин одам кист?

**Ҷавоб.** Умедворам, ки дар ҳамин толор ворис ҳаст. Акнун вазифаи шумо пайшиносон аст, ки маҳз, кӣ будани онро муайян намоед.

**Савол.** Кай ваколатҳои кормандони милиция ба вазифаҳои хизматиашон мувофиқат мекунанд?

**Ҷавоб.** Рафиқони намояндаи мақомоти корҳои дохилӣ ин саволро дуруст медиҳанд. Дар арафаи ташкили Шӯрои Президент ман инро бо В. В. Бакатин муҳокима карда будам. Вай таклифҳо ба миён гузошт, ки ҳозир онҳо таҳлил карда мешаванд. Ба фикрам мо бояд нисбат ба мақомоти корҳои дохилӣ, прокуратура, ба ҳамаи мақомоти дигари муҳофизи ҳуқуқ сертaлаб бошем, то ки онҳо қонунро ҳимоя намуда, самарабахш кор кунанд. Талаби умумии тамоми халқ ҳамин аст. Вале барои ин органҳои мазкур бояд тамоми ваколатҳои заруриро дошта бошанд.

**Савол.** Оё шумо гуфта метавонед, ки Ленин идеали шумост? Агар ҳамин тавр бошад, пас чаро шумо нисбат ба оппонентҳои худ мисли Ленин муносибат намекунед? Охир вай барои ба воситаи матбуот ошкоро зеру забар кардани онҳо заррае шарм намекард. Шумо аксар вақт ба тариқи умумӣ ба шахсони муайян киноя карда гап мезанед?

**Ҷавоб.** Ин мулоҳизаи танқидиро ба назар мегирам.

**Савол.** Ҳайати ташкилоти комсомолии вилояти Калининград дар бораи тақдири ин вилоят масъала бардоштанист?

**Ҷавоб.** Ҳозир роҳбарияти ин вилоят дар бораи пешомадҳои тараққиёти он таклифҳо пешниҳод кард. Ин таклифҳо дар Госплан, Шӯрои Вазирони РСФСР барраси мешаванд. Ин вилояти ғарбии мамлакат сазовори таваҷҷӯҳу дастгирии марказ хоҳад буд. Ғами ҳеҷ чизро нахӯред, масъалаҳо осоишта ҳал мешаванд.

**Савол.** Муносибати шумо дар бобати аз сафҳои КПСС хориҷ кардани Гдлян ва Иванов чӣ гуна аст?

**Ҷавоб.** Ин масъаларо ташкилоти партиявӣ ҳал кард ва ман ҳақ надорам, ки қарори коммунистонро зери шубҳа гузорам.

**Савол.** Шумо ба нашри хусусии афзунгаштаи варақаҳо чӣ гуна муносибат доред? Қисми зиёди онҳо муноқишаи ҳавлии Кремльро инъикос карда, қисми дигарашон ба номи шумо дахл менамоянд. Агар ин дурӯғ бошад, пас чаро шумо ба рад кардани он намекӯшед?

**Ҷавоб.** Умуман, албатта инро ман мешунавам. Базан суратҳои бисёр аҷоиби маро ё худ чунин навиштаҷотро нишон медиҳанд, ки Горбачёв дар бонкҳои Швейцария пул, дар соҳили кули Женева вилла, дар соҳили Балтика дар ким кадом ҷазира боз як дача ва ғайраҳо дорад. Боре ман ба воситаи «Известия ЦК КПСС» чӣ будани имтиёзҳои Котиби Генералиро баён намудам. Материалро аз афташ дар «Аргументы и факты» аз нав интишор карданд, вале бо вуҷуди ин боз ҳамин гуна чизҳо ба назар вомехӯранд. Ман андеша кардам, наход то ба ҳамин дараҷа кас бояд беҳаё шуда бигӯяд, ки ман ҷинояткор нестам, ришватхӯр нестам ва Сардораш сар карда пеш кардем, роҳбарияти 15 шӯъбаи шаҳру ноҳияро иваз намудем. Комсомол, ҷавонон, роҳбарон, аҳли ҷамъиятро сафарбар намуда, дар муддати ду ҳафта ҳомӯшию осоиш ҳукмфармо шуд. Вале ин воқеа Вазорати корҳои дохилиро бадном кард. Бинобар [illegible] давом карданд. Прокуратура ҳамон вақт мардуми Ставропольро ҳимоя намуд. Зиёда аз ин дар вилояти Свердловск найрави ибрати мо шуданд. Дар он ҷо ҷиноятӣ аз ин ҳам бадтар ошкор гардид. Сардори шӯъбаи корҳои дохилии шаҳри Свердловск худкушӣ кард, зеро дар милиция сӯиистеъмол ошкор шуд. Чандин вақт инро набахшиданд, барои беобрӯ кардани Горбачёв айбҷӯӣ мекарданд. Ҳозир ҳам айбҷӯӣ мекунанд. Ба фикрам, ин корро касоне бо мақсади сиёсӣ мекунанд, ки сирашонро фош накарда бошем ҳам, пай мебаранд, ки бозсозӣ онҳоро фош менамояд.

Дар ақидаамон устувор монда фиребтаи дасисаю найранг намешавем, равишҳои ғаразёфтаро суботкорона давом дода, аз ҷумла имтиёзҳоро ба тартиб медарорем. Воқеан ҳозир таклифҳое тайёр карда шудаанд ҳар он чизе, ки қонунан ба президент, сарвазир, шахсони дигари мансабдор лозиманд, муқаррар карда, ва расман он ба маълумоти аҳлӣ ҷомеа расонда шавад, то ки дар ин мавзӯъ ба баҳсу мунозира хотима гузошта шавад.

Худи мо аз байни халқ баромадаем ва ба он роҳ дода наметавонем, ки вазъият чӣ хеле буд ҳамон хел боқӣ монад. Дучори вазъияте шудем, ки анъана тақозо мекард. Инро аз беху бунаш хароб гардонда, тоза кардан лозим. Ин тозакунӣ сар то сари мамлакат беозор идома надорад. Вале ҳеҷ боке нест, тоқатовар мешавем. Бисёр масъалаҳоро ҳозир ҳал кардаем ва ба охир мерасонем.

**Савол.** Ҳозир дар мамлакат воқеаҳои зуҳуроти рӯҳияи бадбинии яҳудиён авҷ гирифтааст, барои ҳаёту фаъолияти яҳудиён дар СССР шароити ғайримӯътадил ба вуҷуд меояд. Барои яктарафа кардани ин ҷанҷол шумо чӣ чораҳо диданиед?

**Ҷавоб.** Ба фикрам, мо ба авҷ гирифтани миллатчигӣ, шовинизм, яҳудибадбинӣ ё худ боз ба бисёр ҳамин қабил воқеаҳои дигар набояд роҳ диҳем. Бо роҳи мӯътадил гардондани муносибатҳои байни миллатҳо пеш рафта, заминаи Қонуни иқтисодӣ ва иҷтимоӣ ба вуҷуд оварем, то ки мардуми ҳамаи миллатҳо дар ҳар ҷое ки бошанд, худро дилпур ҳис кунанд. Илоҷи дигаре нест.

* * *

Ҳозирон ҷавобҳои М. С. Горбачёвро ба саволҳои вакилони Анҷумани XXI ВЛКСМ бо шавқи зиёд шуниданд, борҳо чапакзанӣ карданд. Котиби якуми КМ ВЛКСМ В. И. Мироненко ба ӯ барои сухаронииаш изҳори миннатдорӣ карда гуфт: «ман ба вазъияти душвор афтода мондам. Боз 320 саволи хаттӣ ҳаст, бисёр касон хоҳиш намуданд, ки шифоҳӣ пурсанд, ба сухан бароянд. Вале ба ҳар ҳол роҳбарони партия ва давлат дар маҷлисҳои анҷуман ширкат меварзанд, барои мулоқот сӯҳбат, изҳори ақида имкон пайдо мегардад».

## РӮЗНОМАИ СЕССИЯ

# ИНТИХОБИ РАИСИ ШӮРОИ ОЛИИ ҶУМҲУРӢ

Аз афташ, форигболӣ маҷлисгоҳи пештараи парламенти моро абадӣ тарк намуд.

Зеичан, дақиқаҳои аввали оғози кори сессияи якуми Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон дар вазъияти сукути ботантанае гузаштанд, ки ин аз аҳамияти ҳалаза дарак медиҳад.

Узви Комиссияи интихоботии ҷумҳурӣ **Ш. Д. Маҳмудов** сессияро аз номи комиссия кушод. Ӯ депутатҳои халқи РСС Тоҷикистонро ба муносибати ба Шӯрои Олӣ интихоб шуданашон аз тахти дил муборакбод карда, хотирнишон сохт, ки интихобкунандагон аз онҳо қарорҳои муҳими марбути ҳамаи соҳаҳои ҳаётамонро интизоранд ва ба онҳо дар фаъолияти масъулиятноки давлатиашон муваффақиятҳо орзу кард.

Вале ҳамин ки депутат **Д. Ашӯров** аз номи намояндагони гурӯҳҳои депутатҳои халқ рӯзномаи сессияро, ки то 20 апрель пешбинӣ шудааст, пешниҳод намуд, мубоҳисаи кӯтоҳмуддат, вале пуршиддат авҷ гирифт. Як қатор депутатҳо — **Б. Собир, Т. Ҷабборов** ва баъзе дигарон пешниҳод намуданд, ки масъалаи вазъияти фавқулоддаи шаҳри Душанбе ва шунидани ҳисоботи комиссияи ҷумҳурӣ оид ба тафтиши воқеаҳои 12—14 феврали соли равони шаҳри Душанбе ба рӯзномаи сессия дохил карда шаванд. Мубодилаи афкор хеле бозҳосоот мегузашт, вале узви ҳамин комиссия депутат **С. Кенҷаев** оташи ин эҳсосотро хомӯш кард. Ӯ хабар дод, ки комиссия ба пешниҳоди ҳисобот тайёр нест. Депутатҳо бо аксарияти овозҳо иловаи рӯзномаро рад карданд. Иловае, ки депутат Х. Насриддинов дар бораи тақдири Агропроми давлатӣ, пероиуни ҷавобгарии шахсоне, ки дар баровардани қарори барҳам додани вилояти Кӯлоб иштирок кардаанд ва дар бораи дар ноҳияҳои ҷумҳурӣ одилонатар тақсим намудани ресурсҳо пешниҳод намуд, низ қабул нашуд. Зимнан, ин пешниҳодотро ғайр аз муаллифаш касе дастгирӣ накард.

Маърӯзаи комиссияи мандатӣ, ки раиси комиссия депутат **А. Мирзоев** бо он баромад кард, бе ва бидуни проблемаҳо тасдиқ шуд. Парламент ваколатҳои ҳамаи депутатҳои интихобшудаи халқи РСС Тоҷикистонро [illegible]. Рӯйхати онҳо [illegible] маълум аст. Хонандагон дар маърӯзаи [illegible] А. Мирзоев бо характеристикаи депутатҳо аз рӯи категорияҳои [illegible] шинос мешаванд. Вале бояд боз ба якчанд рақам диққат дод. Шӯрои Олӣ ҷамъ бояд 230 депутат дошта бошад. Ҳоло 225 депутат интихоб шудааст. Аз ҷумлаи онҳо 186 нафарашон бори аввал курсии депутатиро ишғол намуданд. Қариб ҳамаи депутатҳо маълумоти олӣ доранд, ки ба кори самаранокии аъзоёни парламент умед мебахшанд. Вале [illegible] ҳастанд. Дар байни депутатҳо фақат як коргар ва ду колхозӣ ҳастанд. [illegible]

[illegible] котиби якуми КМ Ҳизби Коммунисти Тоҷикистон депутат Қ. М. Маҳкамовро ба вазифаи Раиси Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон тавсия намуд. Нотиқ гуфт, ки ӯ сазовори эҳтирому боварии коммунистон ва меҳнаткашон гардидааст. Ин пешниҳодро маҷлиси намояндагони депутатҳои ҳамаи ноҳияҳои ҷумҳурӣ дастгирӣ намуд. Мувофиқи суханони нотиқ, депутат Ғ. Паллаев дар пленум гуфт, ки аз ҳуқуқи ба вазифаи Раиси Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон пешбарӣ намудани худ истифода мекунад. Дар пленуми КМ, гуфт ӯ, касе нисбат ба Ғ. П. Паллаев иддао надошт, вале аксарияти том ба тарафдории номзадии Қ. М. Маҳкамов овоз доданд.

Депутат **Г. Савриддинова** аз рӯи муҳокимаи масъалаи номзадии вазифаи Раиси Шӯрои Олӣ аз ҳама пеш ба сухан баромада гуфт:

— Вазъияти ҷумҳурӣ мураккаб аст, халқ аз мо ҳалли бисёр масъалаҳои муҳимро интизор аст. Дар байни мо, депутатҳо, якдилии комил вуҷуд надорад, ки ин табиист. Вале ҳоло мо бояд ихтилофотро аз байн бурда, ба тавсияи пленуми КМ розӣ шавем. Қ. М. Маҳкамов роҳбари таҷрибанок буда, ба дили халқ роҳ пайдо карда метавонад. Аз хусуси ӯ метавон бисёр чизи хуб гуфт. Агар дар бораи меҳнаткашони Исфара сухан ронем, мо ба ҳиссаи ӯ дар ҳалли ихтилофоти маълуме, ки дар ноҳияи мо ба миён омад, баҳои баланд додем.

Ба фикрам, ҳоҷати муфассал баён кардани фаъолияти Қ. М. Маҳкамов нест, мегӯяд депутат **Ю. М. Буланов.** Тамоми ҳаёти ӯ дар пеши назарамон гузашт. Интихобкунандагони мо дар шахсияти ӯ роҳбари ҳақиқии ҷумҳуриро мебинанд.

Депутатҳо **О. Бердиев** ва **Б. Орифов** (зимнан бояд гуфт, ки якеи онҳо колхозчӣ аст) ин фикрро дастгирӣ менамоянд.

Дар минбар депутат **А. Г. Копыльцов:**

— Аз номи гурӯҳҳои депутатҳои халқ номзадии Қ. М. Маҳкамовро дастгирӣ мекунам. Мардум Қаҳҳор Маҳкамовичро на фақат дар ҷумҳуриямон, балки берун аз Тоҷикистон ҳам медонанд. Ӯро ҳамчун ташкилотчию роҳбари боистеъдод, ҳамчун интернационалисти ҳақиқӣ медонанд. Баъзеҳо зиддӣ дар як вақт иҷро кардани вазифаҳои роҳбари ташкилоти ҳизбии ҷумҳурӣ ва Раиси Шӯрои Олӣ мебошанд. Вале, рафиқон, вазъияти иҷтимоии ҷумҳурӣ пуршиддат аст. Ҳоло ҳизб барои баромадан аз ин вазъият корҳои зиёдеро ба ҷо меорад. Бинобар ин басо муҳим аст, ки вай пайваста бо мақомоти олии ҳокимияти ҷумҳурӣ сайю кӯшиш намояд. Аминам, ки Қ. М. Маҳкамов баёнгари манфиати тамоми халқамон, аҳолии ҳамаи ноҳияҳои ҷумҳурӣ мегардад.

Оҳанги нутқи депутат **Б. Собир** тамоман дигар буд.

— Агар мо роҳбарони хуб медоштем, моҳи феврал хунрезӣ намешуд, — мегӯяд ӯ. Ба хотир оред, ки халқ дар майдон меистод, ҳаво сард буд, барф меборид, вале касе ба назди одамон наомад. Оташфишонӣ сар шуд.

Аҳли маҷлисгоҳ ба фикри нотиқ розӣ [illegible].

то додани баҳои қонунӣ ба воқеаҳои моҳи феврал аз шарҳи онҳо худдорӣ кунанд. Шӯрои Олӣ фақат баъди ин метавонад ягон хулоса барорад.

Депутат **А. С. Сафаров** пешниҳод намуд, ки номзадии вазифаи Раиси Шӯрои Олӣ бидуни эҳсосот муҳокима шавад. Ӯ ба тарафдории Қ. М. Маҳкамов изҳори ақида намуда, гуфт, ки дар як вақт иҷро намудани вазифаҳои роҳбари партия ва ҷумҳурӣ ба мақсад мувофиқ аст.

Депутат **Н. Г. Савченков** ҳиссаи калони Қ. М. Маҳкамовро ба тараққии иқтисодиёти ҷумҳурӣ ва соҳаҳои асосии он хотирнишон сохт. Қаҳҳор Маҳкамович ҳангоми дар Госплан кор карданаш, ба Шӯрои Вазирон роҳбарӣ намуданаш ва ҳоло дар КМ Партия ба тараққии энергетика бисёр диққат медод ва медиҳад. Ҳоло дар масъалаи бо энергия таъмин намудани ҷумҳурӣ вазъияти душвор ба миён меояд. Проблемаро Роғун метавонад ҳал кунад. Интихобкунандагон аз ман хоҳиш карданд, ки сохтмони станцияи электрикии обии Роғунро дар ин ҷо ҳифз намоям, ки он имкон медиҳад масъалаҳои бо кор таъмин намудани даҳҳо ҳазор нафар одамон ҳал шаванд. Аминам, ки рафиқ Маҳкамов бинокоронро дастгирӣ мекунад, бинобар ин ба тарафдории ӯ овоз медиҳам.

Депутатҳо **Г. Орифов, Ҷ. Набиев, Р. Авезов, Б. Баротов** ва дигарон ба тарафдории Қ. М. Маҳкамов изҳори ақида намуданд.

Депутат **Т. Ҷабборов** ба тариқи гузаронидани маҷлис сухан гирифт. Ӯ гуфт, ки дар ин ҷо пленуми КМ не, балки сессияи Шӯрои Олист. Интихоботи алтернативӣ мебояд.

Раисикунанда Ш. Д. Маҳмудов ҳуқуқи депутатҳоро дар мавриди тавсияҳои худ дар ин мавзӯъ хотирнишон сохт.

Депутат **А. Соҳибназаров** ба минбар мебарояд.

— Ман, мегӯяд ӯ, тарафдори рафиқ Маҳкамов мебошам. Ман бисёр хизматҳои ӯро эътироф мекунам. Бисёр гуноҳро бахшидан мумкин аст, вале на гуноҳеро, ки барои кушта шудани одамон содир шудааст. Пленуми КМ наметавонад, ки масъалаҳоро аз номи интихобкунандагони мо ҳал кунад. Рафиқ Маҳкамов, кӯшиш намоед, ки камбудиҳоятонро рафъ кунед. Мушовирони шумо на ҳамеша ба шумо маслиҳати хуб медиҳанд. Ман Паллаевро болотар аз Маҳкамов намегузорам, вале бигзор имрӯз ӯ номзади алтернативӣ гардад.

Депутат **И. Билолов** луқмаи ҷолиби диққат дод: Онҳоеро намефаҳмам, ки дар ин ҷо барои муракkabиҳои ҳозираамон партияро айбдор мекунанд. Ба атроф назар карда бинед, ки дар байни мо чӣ қадар коммунистон ҳастанд. Моро халқ ба ин ҷо фиристодааст. Аз ин рӯ, халқ партияро дастгирӣ мекунад.

Баъди танаффус, дар маҷлиси бегоҳӣ депутатҳои халқ муҳокимаи масъалаи интихоби Раиси Шӯрои Олии РСС Тоҷикистонро давом доданд. Дар минбар депутат **М. Маҳмадалиев:**

— Масъалае, ки имрӯз мо онро баррасӣ мекунем, масъалаи басо муҳим аст. Рафиқон, аллакай бештар аз бист депутат сухан кард, вале мо то ҳол ба [illegible]

заминаи алтернатива интихобот гузаронем.

Раисикунанда **Ш. Д. Маҳмудов** телеграммаҳоеро қироат мекунад, ки ба унвони сессия расидаанд. Коллективҳои меҳнатӣ, коммунистони совхози ба номи Ҷ. Расулов ва корхонаи пахтатозакунии Уялии ноҳияи Ильич дар онҳо қарори пленуми XIX КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистонро дар бораи ба вазифаи Раиси Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон номзад пешбарӣ кардани роҳбари ташкилоти партиявии ҷумҳурӣ Қ. М. Маҳкамов дастгирӣ мекунанд.

Депутат **Қ. М. Маҳкамов** сухан мегирад. Ӯ аз депутатҳои халқ хоҳиш намуд, ки пешниҳоди дар заминаи алтернатива интихоб намудани Раиси Шӯрои Олии РСС Тоҷикистонро дастгирӣ кунанд.

Аҳли маҷлисгоҳ ин суханони ӯро бо чапакзанӣ маъқул ёфт.

Сипас депутати халқ **Ҳ. Саидмуродов** гуфт:

— Нуқтаи назари Қаҳҳор Маҳкамовичро дастгирӣ мекунам. Ин ягона қарори дуруст аст. Интихоботи Раиси Шӯрои Олӣ бояд аз ҷумлаи якчанд номзад гузаронда шавад. Мақсади интихобот низ ҳамин аст. Шахсан ман ба тарафдории Қ. М. Маҳкамов овоз медиҳам. Вале барои рӯй надодани канҷфаҳмӣ ва паҳн нашудани овозаҳо интихобот бояд дар асоси алтернатива гузаронда шавад.

Депутат **Н. Дӯстов** сухан мегирад:

Шахсан ман ба хиради рафиқ Маҳкамов шубҳа надоштам ва ҳоло бори дигар ба ин боварӣ ҳосил кардам. Дар ин ҷо бисёриҳо номзадии ӯро ба вазифаи Раиси Шӯрои Олии ҷумҳурӣ пешниҳод карданд, вале махфӣ нест, ки баъзеҳо ба тарафдории ӯ овоз намедиҳанд. Агар Ғ. Паллаев ба рӯйхат дароварда шавад, ба тарафдории Қ. М. Маҳкамов овоз медиҳам. Аминам, вай ҳамон шахсест, ки на фақат проблемаҳои моро медонад, балки онҳоро ҳал карда ҳам метавонад.

Ба ҳамин тариқ, ду муддаӣ ба вазифаи Раиси Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон пешбарӣ шуд. Пешниҳод мешавад, ки ҳамин кифоят аст. Дар атрофи тартиби овоздиҳӣ аз рӯи ба бюллетени овоздиҳии махфӣ гузаронидани номзадҳо мубоҳиса сар мешавад. Дар он дар баробари депутатҳои халқи РСС Тоҷикистон **С. Кенҷаев, Н. Ҳувайдуллоев, А. Соҳибназаров, А. Высочин, Т. Ҷабборов, Ш. М. Султонов, Х. Насриддинов, Б. Собиров, А. Қаҳҳоров, С. Ғаниев** депутатҳои халқи СССР **Д. Худойназаров, В. Гиро, В. Кошлаков** иштирок намуданд. Қарор қабул мешавад, ки депутатҳо Қ. М. Маҳкамов ва Ғ. П. Паллаев ба бюллетени овоздиҳии махфӣ оид ба интихоби Раиси Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон дохил карда шаванд.

Сессия комиссияи ҳисобро интихоб мекунад. Раиси он **М. С. Табаров** тартиби гузаронидани овоздиҳии махфиро тавзеҳ медиҳад.

Шӯрои Олии ҷумҳурӣ аз рӯи натиҷаи овоздиҳӣ дар бораи Раиси Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон интихоб намудани котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон Қ. М. Маҳкамов қарор қабул мекунад. [illegible]

(Аввалаш дар саҳ. 1).

# Анҷумани қолабшиканҳо

— Не. Кори анҷуман бо душворӣ пеш рафта истодааст, чунки гурӯҳи хурде кӯшиш мекунанд, ки ба он таъсири худро расонанд. Онҳо чунин ҳисоб мекунанд, ки ҳисоботи КМ ИЛКҶУ ва комиссияи КМТ ИЛКҶУ-ро муҳокима накунанд ба кори марказҳои мубоҳисавӣ гузаранд. Вале фаромӯш мекунанд, ки дар ин сурат ин анҷумани муассисон мешавад, на анҷумани ташкилоти комсомолии мамлакат. Вале ба ҳар ҳол пешниҳоди онҳоро қабул накарданд. Мубориза бо роҳҳои гуногун давом дорад. Махсусан, гурӯҳи вакилони Ленинград ва альтернативаи Сургут тезутунд баромад карда истодаанд, қисми ками вакилон онҳоро дастгирӣ мекунад, вале ба ҳар ҳол ин ба кори анҷуман бетаъсир намемонад.

**— Суханронии кӣ бештар писанд омад?**

— Суханронии котиби якуми КМ ИЛКҶ Украина Матвиенко хушам омад. Чунки ӯ ба баъзе масъалаҳои номафҳуми анҷуман нуқта гузошт. Аз он ҷумла дар хусуси он миш-мишҳое, ки гӯё ташкилоти комсомолии Украина соҳиби моликияти ИЛКҶУ шуданист ва вакилон чанд рӯз боз дар атрофи ин масъала баҳс доранд. Ӯ чунин гуфт, ки бигузор моликияти ИЛКҶУ бошанд. (Лагерҳои пионерию истироҳатгоҳҳои умумиттифоқии ҷавонон дар назар дошта шудааст), вале ба Украина низ аз он нафъе расад.

* * *

Дар анҷуман вакил аз ҷумҳурии мо М. Халифаев аз микрофони озод сухан кард.

**Дар рафти ду танаффуси анҷуман конференсияи матбуоти котиби якуми КМ ИЛКҶУ В. Мироненко, лётчик-кайҳоннаварди ИҶШС, ду навбат Қаҳрамони Иттиҳоди Шӯравӣ А. А. Серебров ва гурӯҳи олимоне, ки Қонун дар бораи ҷавононро омода кардаанд, баргузор гардид. Онҳо ба саволҳои сершумори вакилони анҷуман ҷавоб гардонданд.**

**Анҷуман корашро давом медиҳад.**

**Ҷ. МИРЗОЕВ,**
**(Ба воситаи телефон).**

## СОЛОНАИ АЙНӢ

# Адабиёти навини тоҷик



**Дар арафаи солонаи устод Айнӣ аз Эрон муждае расид. Устоди ДДТ ба номи В. И. Ленин Неъматулло Ҷӯраев, ки ҳоло дар Эрон адои вазифа мекунад, маҷаллаи «Адабистон»-ро, ки ба тозагӣ дар назди рӯзномаи «Иттилоот» таъсис ва нашр мешавад, фиристод. Маҷалла дар ду шумораи аввали худ (дувуму сеюм) мақолаеро таҳти унвони «Адабиёти навини тоҷик» мутааллиқ ба қалами К. Ҳайтчинсро дар тарҷумаи С. Шаҳбозӣ пешкаши хонандагон гардонд. Дар мақола доир ба адабиёту матбуоти маорифпарварӣ, ҷадидӣ ва солҳои аввали инқилобии тоҷик маълумот дода шуда, фаъолияти эҷодии Аҳмади Дониш, Шоҳин, Тошхоҷаи Асирӣ, Садриддин Айнӣ, Абулқосим Лоҳутӣ ва дигар адибони аввали садаи бист мавриди таҳлил қарор гирифта. Ҳоло бахшеро аз ин мақола, ки дар хусуси фаъолияти эҷодии пешазинқилобии устод Айнӣ баҳс мекунад, пешкаши хонандагони рӯзномаи «Ҷавонони Тоҷикистон» мегардонем.**

**Пайванди ГУЛМУРОД.**

Нависандагони тоҷикӣ дар тӯли ду даҳаи аввали қарни XX маҳви ҷунбиши фикрии пурҷӯше шуданд, ки рӯз ба рӯз дар байни мусулмонони саросари импературии Русия густариш меёфт.

Аз Қрим ва кӯҳҳои Қафқоз ба тарафи Шарқ огоҳии мазҳабиву ҳувияти фарҳангӣ бо хашму ақибмондагии моддӣ дар ҳам омехту муҳаррики пайдоиши ҷунбиши қудратманде барои реформи мадорису эҷоди бедории умумӣ дар байни рӯшанфикрони тотор, озарбойҷон, ӯзбеку дигар туркон шуд. Ин ҷунбиш, ки ба далели таъкидаш бар баргузидани шеваҳои навини омӯзиш наҳзати ҷадид ном гирифта буд, рӯшанфикрони тоҷикро, ки дар маҳофили ӯзбекҳову тоторҳо дар Бухоро, Самарқанду дигар шаҳрҳо мегаштанд, низ ҷазби худ кард ва ин воқеият, ки ин даста аз таҷаддудхоҳон ё «ҷадидон» ғолибан аз гурӯҳи «пантуркизм» будаанд, тоҷикҳоро аз пайвастан ба фаъолиятҳои онон боз надошт. Чаро ки дар он давра таассуби миллигароии сареҳу ошкоре дар байни тоҷикҳо вуҷуд надошту дар воқеъ, бисёре аз нависандагони тоҷик дузабона буданду осорашонро ба ҳар ду забон — тоҷикиву ӯзбекӣ таълиф мекарданд. Илова бар инҳо ҳар гуна рақобати эҳтимолии қавмиву миллӣ дар байни мутафаккирони Осиёи Миёна таҳти таъсири вижагии ғайринационалистии мактаби «ҷадид», ки бар асоси исломхоҳӣ устувор буд, ранг бохта буд. Ҷадидони туркнажод, ки хоҳони ҳар чи густартар кардани ақоидашон буданд, барои табъи рӯзнома чопхонае таъсис карданд. Ин иқдом натоиҷи муҳими [illegible]

оти модерн дар ихтиёраш нагузошт. Барномаҳои расмии ин мадорис, ки тамоман таҳти таъсири суннатҳои мазҳабӣ буд ва такяи онҳо бар ҳифз кардани тӯтивори матолиб мӯъҷиби дилсардии Айнӣ аз меваи омӯзиши ин мадорис шуд ва ӯ ба мутолиаи озод рӯй овард. Ӯ бо чанд ҳаммадрасае махфиёна даври ҳам ҷамъ мешуданд, то ба таҳсили дурусти модерн, мисли таърих ва адабиёт бипардозанд ва рӯзнома бихонанд. Чаро ки амир рӯзномахониро мамнӯъ карда буд. Мушаввиқи адабии ӯ Шарифҷони Махдум буд. Ӯ пои Айниро ба маҳофили адабие, ки дар хонааш барпо мешуд, боз кард. Дар ин маҷолис рӯшанфикрони пешрав, аз ҷумла Дониш, барои баҳс дар бораи адабиёт ва масоили муҳими рӯз даври ҳам ҷамъ мешуданд. Дар ҳамон замон Айнӣ ҳарисона мехонд ва фаро мегирифт. Ба хусус адабиёти форсии Осиёи Миёнаро нақше ба сазои дар халоқияти ӯ то қабл аз соли 1917 дошт, вай ҳамчунин бо осори Дониш ошноӣ ёфт ва «Наводир-ул-вақоеъ»-и Дониш манбаи илҳоме барои ӯ шуд. Ба қавли худи Айнӣ эътиқоди Дониш бар пешрафт ва таъкиди ӯ бар хирад ба унвони абзори дасиёбӣ ба ин пешрафт ӯро дигаргун кард ва аз ӯ як равшанфикри таҷаддудталаб сохт. Пешаи аслии Айнӣ муаллимӣ буд ва чунон шеър мегуфт, ки гӯӣ шоирӣ пешаи аслии ӯст. Дар воқеъ, аз кӯдакӣ бо шеър бузург шуда буд. Падараш шеърҳои классикро барои ӯ мехонд ва афсонаҳои омиёнаро ба забони шеър барои ӯ таълиф мекард. Дар ҷавонӣ ба хондани [illegible]

моёнгари тасаллути ӯ бар илми арӯз буд. Шӯҳрати Айнӣ ба тадриҷ фузунӣ гирифт ва кам-кам осорашро роҳ ба маҷмӯаҳои адабӣ боз кард. Айнӣ пас аз соли 1905 беш аз пеш дар масоили иҷтимоӣ ғарқ шуд. Ба тавре ки ин машғулият дар ашъораш низ мунъакис аст. То қабл аз инқилоби болшевикӣ роҳнамои Айнӣ дар тадрис ва таълим усули ислом дар шакли пайроста мавриди қабули Дониш ва назҳати ҷадидон буд. Тамоили ӯ ба ислоҳоти мазҳабӣ ва иҷтимоӣ ба василаи иртиботаш бо ҷараёнҳои фикрии ҷадидӣ, ки дар сар то сари Ховари Миёна зуҳур мекард, тақвият кард ва аз ин рӯ, ба яке аз хонандагони пуропоқурс (маҳкам)-и нашриёти исломӣ табдил шуд. Аз қабили рӯзномаи классики ҷадидон ба номи «Тарҷумон», ки аз 1883 дар Қрим чоп мешуд ва ё лаҳни нешдор ва тамасхуромези «Мулло Насриддин»-и Ҷалили Муҳаммадқулизода, ки дар соли 1906 дар Тифлис интишор ёфт ва рӯзномаҳои дигар, ки дар Мисру Ҳиндустон чоп мешуданд ва аввалин касе

нӣ» дар соли 1910 ба фосилаи каме баъд аз як даргирии хунини байни сунниёну шиаён дар Бухоро суруда шуда буд. Ӯ ваҳшат ва нафрати худро аз кушта шудани мусулмон аз дасти мусулмон ва ба баҳонаи ҳифзи шариат баён кард.

Айнӣ дар шеъри тӯлонии «Ҳасрат», ки ба забони ӯзбекӣ сурудааст, аз фиқдони имконоти омӯзиши модерн барои мардуми Осиёи Миёна ибрози таассуф кард ва ҳушдор дод, ки агар ислоҳот беш аз ин ба таъвиқ афтад, Туркистон ба як гӯристон табдил хоҳад шуд. Ин ашъор ва дигар ашъори Айнӣ гарчи қолабҳои суннатии худро ҳифз карда буданд, вале ба хубӣ тамоюли шоирро ба истеъмоли баёни содда ва оммафаҳм нишон медиҳад. Бисёре аз ин ашъор аввалин бор дар «Бухорои шариф» ва «Оина» ба чоп расид.

Ҷанги ҷаҳонии аввал агарчи аз назари маконӣ фосилаи бисёре аз Осиёи Миёна дошт, вале ба ҳар ҳол таъсири худро бар зиндагии бисёре аз мутафаккирони [illegible]

даи А. Мирзоев бо характеристикаи депутатҳо аз рўи категорияҳои гуногун шинос мешаванд. Вале бояд боз ба якчанд рақам диққат дод. Шўрои Олӣ ҷамъ бояд 230 депутат дошта бошад. Ҳоло 225 депутат интихоб шудааст. Аз ҷумлаи онҳо 186 нафарашон бори аввал курсиҳои депутатиро ишғол намудаанд. Қариб ҳамаи депутатҳо маълумоти олӣ доранд, ки ба кори самараохши аъзоёни парламент умед мебахшанд. Вале рақамҳои ҳузновар низ ҳастанд. Дар байни депутатҳо фақат як коргар ва ду колхозчӣ ҳастанд. Чунон ки дида мешавад, ин ба шарҳу мулоҳиза зарурат надорад. Ба Шўрои Олӣ мулоҳизакории модарони оилаҳо кифоят намекунад, зеро дар парламенти мо фақат 9 нафар занон ҳастанд. Асоси Шўрои Олиро роҳбарони корхонаҳо, ташкилотҳо, колхозҳо, совхозҳо, коркунони ҳизбӣ ва шўравӣ ташкил медиҳанд.

Масъалаи асосии рўзи якуми кори сессия интихоби Раиси Шўрои Олии РСС Тоҷикистон — мансабдори олии ҷумҳурӣ буд. Депутат **Ш. Д. Шабдолов** аз номи маҷлиси намояндагони депутатҳо хабар дод, ки пленуми як рўз пештар барпогардидаи КМ Ҳизби Коммунисти Тоҷикистон ва Раиси Шўрои Олӣ мебошанд. Вале, рафиқон, вазъияти иҷтимоии ҷумҳурӣ пуршиддат аст. Ҳоло ҳизб барои баромадан аз ин вазъият корҳои зиёдеро ба ҷо меорад. Бинобар ин басо муҳим аст, ки вай пайваста бо мақомоти олии ҳокимияти ҷумҳурӣ сайю кўшиш намояд. Амирӣ сайю кўшиш намояд. Амонам, ки Қ. М. Маҳкамов баёнгари манфиати тамоми халқамон, аҳолии ҳамаи ноҳияҳои ҷумҳурӣ мегардад.

Оҳанги нутқи депутат **Б. Собир** тамоман дигар буд.

— Агар мо роҳбарони хуб медоштем, моҳи феврал хунрезӣ намешуд, — мегўяд ў. Ба хотир оред, ки халқ дар майдон меистод, ҳаво сард буд, барф меборид, вале касе ба назди одамон наомад. Оташфишонӣ сар шуд.

Аҳли маҷлисгоҳ ба фикри нотиқ розӣ набуданашро бо чапакзанӣ баён кард.

— Агар шумо тамоми рўз ҳам чапак занед, — мегўяд нотиқ, ман аз минбар намефароям. Роҳбароне, ки протоколи истеъфоро имзо кардаанд, бояд инро фаромўш накунанд.

Вале аҳли маҷлисгоҳ пеши нутқи депутатро гирифт.

Прокурори РСС Тоҷикистон **Г. Михайлин** сухан гирифт. Ў депутатҳоро даъват намуд, ки имрўз ў номзади алтернативӣ гардад.

Депутат **И. Билолов** луқмаи ҷолиби диққат дод: Онҳоеро намефаҳмам, ки дар ин ҷо барои мураккабиҳои ҳозираамон партияро айбдор мекунанд. Ба атроф назар карда бинед, ки дар байни мо чӣ қадар коммунистон ҳастанд. Моро халқ ба ин ҷо фиристодааст. Аз ин рў, халқ партияро дастгирӣ мекунад.

Баъди танаффус, дар маҷлиси бегоҳӣ депутатҳои халқ муҳокимаи масъалаи интихоби Раиси Шўрои Олии РСС Тоҷикистонро давом доданд. Дар минбар депутат **М. Маҳмадалиев:**

— Масъалае, ки имрўз мо онро баррасӣ мекунем, масъалаи басо муҳим аст. Рафиқон, аллакай бештар аз бист депутат сухан кард, вале мо то ҳол ба қарори мушаххас наомадаем. Баъзе нотиқон аз хусуси чизи асосӣ намегўянд. Ба фикрам, бояд муҳокимаи ин масъаларо хотима дод. Дар ҳама ҷо котибони якуми комитетҳои партия раисони шўроҳо мегарданд. Чӣ, мо роҳи дигарро пеш гирифтанием? Ба фикрам, ин муносиби мо нест. Дар айни замон агар номзадҳои дигар бошанд, бояд онҳоро пешниҳод кунем ва дар

**Х. Насриддинов, В. Собиров, А. Қаҳҳоров, С. Ғаниев** депутатҳои халқи СССР **Д. Худойназаров, В. Гиро, В. Кошлаков** иштирок намуданд. Қарор қабул мешавад, ки депутатҳо Қ. М. Маҳкамов ва Ғ. П. Паллаев ба бюллетени овоздиҳии махфӣ оид ба интихоби Раиси Шўрои Олии РСС Тоҷикистон дохил карда шаванд.

Сессия комиссияи ҳисобро интихоб мекунад. Раиси он **М. С. Табаров** тартиби гузарондани овоздиҳии махфиро тавзеҳ медиҳад.

Шўрои Олии ҷумҳурӣ аз рўи натиҷаи овоздиҳӣ дар бораи Раиси Шўрои Олии РСС Тоҷикистон интихоб намудани котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон Қ. М. Маҳкамов қарор қабул мекунад.

Дар сессия Раиси Шўрои Олии РСС Тоҷикистон **Қ. М. Маҳкамов** нутқ кард. (Нутқи ў чоп мешавад). Қ. М. Маҳкамов ба раисикунанда — узви комиссияи интихоботии ҷумҳурӣ **Ш. Д. Маҳмудов** барои кори ба ҷо овардашуда изҳори ташаккур намуд.

13 апрель сессия корашро давом медиҳад.

ТоҷикТА.

---

голибан аз гурўҳи «пантуркизм» будаанд, тоҷикҳоро аз пайвастан ба фаъолиятҳои онон боз надошт. Чаро ки дар он давра таассуби миллигароии сареҳу ошкоре дар байни тоҷикҳо вуҷуд надошту дар воқеъ, бисёре аз нависандагони тоҷик дузабона будаанду осорашонро ба ҳар ду забон — тоҷикиву ўзбекӣ таълиф мекарданд. Илова бар инҳо ҳар гуна рақобати эҳтимолии қавмиву миллӣ дар байни мутафаккирони Осиёи Миёна таҳти таъсири вижагии ғайринационалистии мактаби «ҷадид», ки бар асоси исломхоҳӣ устувор буд, ранг бохта буд. Ҷадидони туркнажод, ки хоҳони ҳар чи густартар кардани ақоидашон буданд, барои табъи рўзнома чопхонае таъсис карданд. Ин иқдом натоиҷи муҳими дар зиндагии адабӣ ва наҳзати фикрии тоҷикҳо ба бор овард. Зеро худ ба эҷоди чопхонаи тоҷикӣ мунҷар шуд. Гарчи рўзномаҳои ҷадидон дар Осиёи Миёна ғолибан ба забони ўзбекӣ буд, вале шумори бисёре аз рўзномаҳо, мисли «Самарқанд» (1913) ва «Оина» (1913—1915) мақолот ва ашъоре ба забони тоҷикӣ низ чоп мекарданд. «Бухорои Шариф» чопи Бухоро (1912—1913), умдатарин рўзномаи тоҷикзабон буд.

Намояндаи тоҷикии барҷаста дар ҷунбиши ҷадид Садриддин Айнӣ (1878—1954) аст. Шўҳрати умдаи ў баъд аз соли 1917 ба унвони нависандаи пешгоми насри тоҷик дар Иттиҳоди Шўравӣ буд. Навиштаҳои қаблии ў низ намоёнгари аҳдофи адабӣ ва равшанфикронаи ў буд. Таҳсилоти расмии худро дар даҳаи 1890 дар мадрасаҳои Бухоро такмил кард, вале ҳеҷ як аз ин мадорис чизеро, ки ў дар садади ёфтанаш буд, яъне улум ва иттилофаро мегирифт. Ба хусус адабиёти форсии Осиёи Миёнаро нақше ба сазои дар халоқияти ў то қабл аз соли 1917 дошт, вай ҳамчунин бо осори Дониш ошноӣ ёфт ва «Наводир-ул-вақоеъ»-и Дониш манбаи илҳоме барои ў шуд. Ба қавли худи Айнӣ эътиқоди Дониш бар пешрафт ва таъкиди ў бар хирад ба унвони абзори дасиёбӣ ба ин пешрафт ўро дигаргун кард ва аз ў як равшанфикри таҷаддудталаб сохт. Пешаи аслии Айнӣ муаллимӣ буд ва чунон шеър мегуфт, ки гўӣ шоирӣ пешаи аслии ўст. Дар воқеъ, аз кўдакӣ бо шеър бузург шуда буд. Падараш шеърҳои классикро барои ў мехонд ва афсонаҳои омиёнаро ба забони шеър барои ў таълиф мекард. Дар ҷавонӣ ба хондани ашъори Ҷомӣ, Навоӣ, Фузулӣ, Ҳофизу Бедил рўӣ оварда, қарихаи шоирии худро низ дар ҷараёни баҳсҳои тўлонӣ бо дўсти шоираш Ҳайрат тақвият кард. Дар ҳудуди 1895 Айнӣ ба сурудани шеър пардохт, вале аз рўи эҳтиёт ашъорашро бо номҳои мустаори гуногуне мунташир мекард ва афкорашро низ танҳо бо Ҳайрат дар миён мегузошт. Бархе аз сурудаҳои ў ашъори ошиқонаи ба шеваи суннатист ва бархе сирфан навъе бозӣ бо луғот ба шеваи тақлид ба ғазалҳои Бедил. Ашъори дигараш, ки лаҳни ғамангезе доранд, баёнгари танҳоии амиқ ва эҳсоси танаффури шадиди ў нисбат ба бездолатиҳои иҷтимоист. Гоҳе низ Айнӣ ба ҳаҷву ҳазл рўӣ меоварад, ки бояд мутазаккир шуд дар он замона ин ду навъа шеър шеваи маъмули ибрози интиқоди иҷтимоӣ дар байни нависандагон ва сарояндагони Осиёи Миёна буд. Ин ашъор бо ҳар мазмуне ва дар ҳар ҳолате дар айни тозагӣ ин машғулият дар ашъораш низ мунъакис аст. То қабл аз инқилоби болшевикӣ роҳнамои Айнӣ дар тадрис ва таълим усули ислом дар шакли пайроста мавриди қабули Дониш ва наҳзати ҷадидон буд. Тамоили ў ба ислоҳоти мазҳабӣ ва иҷтимоӣ ба василаи иртиботаш бо ҷараёнҳои фикрии ҷадидӣ, ки дар сар то сари Ховари Миёна зуҳур мекард, тақвият кард ва аз ин рў, ба яке аз хонандагони пуропоқурс (маҳкам)-и нашриёти исломӣ табдил шуд. Аз қабили рўзномаи классики ҷадидон ба номи «Тарҷумон», ки аз 1883 дар Қрим чоп мешуд ва ё лаҳни нешдор ва тамасхуромези «Мулло Насриддин»-и Ҷалили Муҳаммадқулизода, ки дар соли 1906 дар Тифлис интишор ёфт ва рўзномаҳои дигар, ки дар Мисру Ҳиндустон чоп мешуданд ва аввалин касе буд, ки мадрасаи ба шеваи модернро барои кўдакони тоҷик дар соли 1908 дар Бухоро таъсис кард ва соли баъдаш як китоби дарсӣ ба исми «Таҳзиб-ус-сибён» таълиф намуд. Ин китоб, ки аз усули омўзиши исломӣ ва суннатҳои адабӣ моя гирифта буд, эҳсоси эҳтироме нисбат ба мадраса ба унвони як макони муқаддас дар кўдакон бармеангехт ва ба онон талқин мекард, ки ин макони муқаддас ҷойгоҳест, ки наҷот аз чанголи шайотини дунявӣ монанди ҷаҳолат дар он муяссар мешавад. Айнӣ ҳамчунон ба сурудани шеър ба мазмуни суннатӣ ва ба ду забони тоҷикиву ўзбекӣ идома дод, вале мавзуоти ин ашъор беш аз пеш намоёнгари таваҷҷўҳи ў ба мушкилоти фарҳангии ҷомиа буд. Гоҳ лаҳни ин ашъор ба хусус ҳангоме, ки шоир ба тавсифи таассуби фикрӣ ва ҷаҳолати авом мепардохт, ғамангез мешуд. Дар шеъри «Фоҷиаи шиаву сун... кард.

Айнӣ дар шеъри тўлонии «Ҳасрат», ки ба забони ўзбекӣ суруда аз фақдони имконоти омўзиши модерн барои мардуми Осиёи Миёна ибрози таассуф кард ва ҳушдор дод, ки агар ислоҳот беш аз ин ба таъвиқ афтад, Туркистон ба як гўристон табдил хоҳад шуд. Ин ашъор ва дигар ашъори Айнӣ гарчи қолабҳои суннатии худро ҳифз карда буданд, вале ба хубӣ тамоюли шоирро ба истеъмоли баёни содда ва оммафаҳм нишон медиҳад. Бисёре аз ин ашъор аввалин бор дар «Бухорои шариф» ва «Оина» ба чоп расид.

Ҷанги ҷаҳонии аввал агарчи аз назари маконӣ фосилаи бисёре аз Осиёи Миёна дошт, вале ба ҳар ҳол таъсири худро бар зиндагии бисёре аз мутафаккирони Бухороӣ боқӣ ниҳод. Айнӣ солҳои ҷанги ҷаҳонии аввалро бештар ба фирор аз дасти маъмурони амир гузаронд, чаро ки амир андешамандон ва таҷаддудталабонро душмани ҳукумати хеш ва мояи ошуфтагии иҷтимоӣ медонист. Айнӣ алорағми хатароти муттааддид бо тарафдории аз аҳдофи фарангии ҷадид ба кори худ идома дод. Дар авоили соли 1917 китоби ў ба чопи дуюм расид ва Айнӣ маводи ҷадиде дар он гунҷонд, ки аз он ҷумла достонест дар қолаби номаҳое, ки марди ҷавоне дар замони дурӣ аз зодгоҳаш ба хонаводаи худ менависад. Ин аввалин кори муҳими Айнӣ дар заминаи насри реалист, ки ҳама шўҳрати адабии ў низ мадюни ҳамин шеваи нависандагист. Қаҳрамонони осори ў афроти зинда ва маъмулӣ ҳастанд, ки шеваҳои мухталифи баёни афкор ва эҳсосоташон муаррифи шахсият ва рўҳияи эшон аст.

---

# ТАЪИНОТИ НАВ

Маҷлиси пагоҳирўзии 13 апрель бо интихоби муовини аввали Раиси Шўрои Олии Ҷумҳурии Шўравии Социалистии Тоҷикистон оғоз ёфт. Қ. М. Маҳкамов аз ҳуқуқи конституционии худ истифода бурда, ба ин вазифа номзадии депутат Қ. Аслонов, котиби КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистонро пешбарӣ кард.

Қ. Аслонов аз минбари маҷлис худро ба депутатҳо шинос карда, шарҳи ҳолашро баён кард ва мулоҳизаҳояшро дар вазифаи нав иброз дошт. Баъди ин шумораи депутатҳое, ки ба ў савол додан мехостанд, якбора зиёд шуд. Ҳамаи онҳо дар назди микрофонҳо қатор шуданд. Бояд гуфт, ки на ҳамаи саволҳо пурмазмун буданд. Баъд номзади мазкур мавриди баҳсу мунозираи тўлонӣ қарор дода шуд. Баъзе депутатҳо қайд карданд, ки ба вазифаи муовини аввали Раиси Шўрои Олӣ интихоб кардани ҳуқуқшинос ба мақсад мувофиқ мебошад, ҳол он, ки Қ. Аслонов муҳандис аст. Депутатҳои дигар мантиқан эрод гирифтанд, ки номзад таҷрибаи калони сиёсӣ дошта, ба нозукиҳои қонун ба хубӣ сарфаҳм меравад. Аниқ баён кардани нуқтаҳои қонун вазифаи комиссияҳо мебошад, ки дар ҳайати онҳо ҳуқуқшиносон бисёранд. Қ. Аслонов муовини якуми Раиси Шўрои Олӣ интихоб карда шуд.

Қ. М. Маҳкамов номзади депутат Е. И. Тургуновро ба вазифаи муовини Раиси Шўрои Олии ҷумҳурӣ пешбарӣ карда қайд намуд, ки дар сурати ба роҳбарияти парламент интихоб шудани ў дар ҳайати роҳбарияти парламент намояндаи сокинони русзабони ҷумҳурӣ ҳам кор хоҳад кард, ки ин аҳамияти калон дорад. Рафиқ Тургунов дар айни ҳол раиси комитети иҷроияи Шўрои депутатҳои халқи вилояти худмухтори Бадахшон мебошад.

Номзади вазифаи олӣ ба саволҳои сершумор ҷавоб дод. Баъд, депутатҳо ба муҳокимаи ў шурўъ карданд. Бисёриҳо боз эрод гирифтанд, ки номзад ҳуқуқшинос набуда, иқтисодчӣ мебошад. Ниҳояти кор, депутатҳо изҳор карданд, ки ҳеҷ кас аз модар муовини Раиси Шўрои Олӣ таваллуд нашудааст ва муттафиқона ба тарафдории Е. И. Тургунов овоз доданд.

Раиси Шўрои депутатҳои халқи вилояти худмухтори Кўҳистони Бадахшон мувофиқи моддаи 106-уми Қонуни асосии Ҷумҳурии Тоҷикистон ҳамчун муовини Раиси Шўрои Олии ҷумҳурӣ ба ҳайати Президиуми Шўрои Олии ҶШС Тоҷикистон дохил мешавад. Ин дар айни ҳол ба депутат А. Искандаров низ дахл дорад. Вай бе муҳокима ба вазифаи муовини Раиси Шўрои Олӣ интихоб шуд.

Бо ҳамин интихоби роҳбарияти парламентии ҷумҳурӣ анҷом ёфт.

Вобаста ба он, ки Шўрои Вазирони Ҷумҳурии Шўравии Социалистии Тоҷикистон ваколатҳояшро дар назди Шўрои Олӣ аз зиммаи худ соқит кард, масъалаи таъини Раиси Шўрои Вазирон ба миён гузошта шуд. Пешбарии номзади Раиси Шўрои Вазирон ҳам вазифаи Раиси Шўрои Олӣ мебошад. Бинобар ин Қ. М. Маҳкамов И. Ҳ. Ҳаёевро ба ин вазифа пешбарӣ кард. Ин ба тавсияи пленуми КМ Ҳизби Коммунисти Тоҷикистон мувофиқат мекунад, ки пеш аз сессия баргузор гардид.

Ҳис карда мешуд, ки масъалаи таъин шудани И. Ҳ. Ҳаёев пешакӣ ҳал шудааст. Инро натиҷаи овоздиҳӣ ҳам тасдиқ кард. Сабаби инро чунин фаҳмидан мумкин аст, ки аксарияти аъзоёни парламент кормандони ташкилотҳои хоҷагӣ, ҳизбӣ ва шўравӣ буда роҳбари ҳукуматамонро хуб мешиносанд ва ба фаъолияти ў баҳои мусбат медиҳанд.

Бо вуҷуди ин расмиятчигии пештара риоя карда шуд: депутатҳо дар назди ҳамаи микрофонҳо навбат истода савол медоданд. Баъд музокира сар шуд. Тақрибан ҳамаи нотиқон суханони ҳамдигарро такрор мекарданд. Маълум буд, ки депутатҳо дилтанг шуданд, баъзеҳо ҳатто ба хондани рўзномаҳо пардохтанд. Ду маротиба пешниҳод карда шуд, ки музокира бас карда шавад. Баъд, Раиси Шўрои Олӣ эълон кард, ки музокира қатъ карда шуд.

Бо вуҷуди ин агар муддаӣ барномаи расмии фаъолияти ҳукумати ояндаро иброз медошт, депутатҳо тайёр буданд, ки баҳсу мунозираи ҷиддӣ кунанд. Чӣ тавре, ки прокурори ҷумҳурӣ гуфт, мувофиқи тартиби муқарраршуда сардори ҳукумат бо назардошти «афзалиятҳои сиёсӣ, маънавӣ ва сифатҳои дигари ў» таъин карда мешавад. Баъд вай барномаи худро ба муҳокимаи депутатҳо пешниҳод мекунад. Шояд чунин тартиби интихоб дар баъзе ҷойҳо қобили қабул бошад. Вале, дар ин маврид депутатҳои мо вақти зиёди худро беҳуда талаф доданд.

Шояд депутатҳо сессияи имрўзаро ба назар гирифта, фикр кунанд, ки пайравӣ накарда, балки мувофиқи хусусиятҳои ҷумҳурӣ ва талаботи парламенти мо тартиби кори худро худашон муайян намоянд.

ТоҷикТА.

---

## ФУТБОЛ

# Тўби духазоруми «Торпедо»

«Торпедо» (Москва) — «Помир» (Душанбе) — (1:0).

Варзишгоҳи «Торпедо». 13 апрели соли 1990. Ҳарорати ҳаво 8 дараҷа гарм, 3700 нафар тамошобин.

**Ҳайати командаҳо:**

«Торпедо» — В. Сарычев, А. Полукаров, А. Калайчев, С. Жуков, В. Роговской, А. Рудаков (В. Гречнев), Ю. Савычев, А. Дозморов, А. Сарычев, О. Ширинбеков, А. Агашков (Б. Чугунов).

«Помир» — А. Мананников, Ҳ. Фузайлов, А. Воловоденко, Ш. Маҳмадҷонов, Р. Раҳимов, В. Постнов, Ч. Муҳадов, Р. Забиров, Р. Бозоров, В. Манасян, М. Муҳаммадиев.

**Доварон:** Р. Раҳимов (Боку), Р. Қулиев (вилояти Москва), Г. Ҷабборов (Боку).

Тўбро дар дақиқаи 27 А. Дозморов зад.

Бозии ҳайатҳои дуюми командаҳо бо ҳисоби 7:0 ба фоидаи «Торпедо» анҷом ёфт.

Пеш аз ин бозӣ ҳарду команда ҳам бозиро бохта буданд. «Торпедо», ки бозиро дар майдони худ ба командаи ЦСКА бохта буд, танҳо бо мақсади ғалаба ба майдон баромада буд. Аз дақиқаҳои аввал соҳибони майдон ба ҳуҷум гузаштанд.

Дар дақиқаҳои 3-юм ва 5-уми бозӣ дар назди дарвозаи «Помир» лаҳзаҳои қулаи голзанӣ доштанд. Вале дарвозабону муҳофизатгарони «Помир» дарвозаи худро аз гол эмин доштанд. Чунин лаҳзаҳо дар дақиқаҳои 10, 13, 15 ва 26-уми бозӣ низ рўй доданд. Дар дақиқаи 27-уми бозӣ баъди задани тўби кунҷӣ муҳофизатгари «Торпедо» А. Дозморов аз масофаи 15 — 17 метр тўбро ба дарвозаи «Помир» равона кард. Баъди задани тўб бозингарони «Торпедо» боз панҷ лаҳзаи голзанӣ доштанд. Дар дақиқаҳои 33 ва 40-уми бозӣ командаи «Помир»-ро паҳлўҷўби дарвоза аз гол эмин дошт. Барои бозии дағалона Ҳ. Фузайлов огоҳонида шуд. «Помир» гоҳ-гоҳ ба ҳуҷум мегузашт, танҳо дар дақиқаи 40-ум лаҳзаи хуби голзанӣ дошт, ки онро истифода бурда натавонист.

Дар қисми дуюми бозӣ бошад, дар дақиқаҳои 47, 54, 58, 63 71, 75 футболбозони «Торпедо» дар назди дарвозаи «Помир» лаҳзаҳои хуби голзанӣ доштанд. «Помир» бошад, дар қисми дуюми бозӣ танҳо 2—3 маротиба имкон дошт тўбро ба тўри дарвозаи соҳибони майдон равона кунад.

Дастгирии мухлисони «Помир», ки дар варзишгоҳ кам набуданд, командаро рўҳбаланд карда натавонист. Бозингарони беҳтарини командаҳо М. Муҳаммадиев ва А. Рудаков бо тўҳфаҳои ширкати «Кодак»-и Япония сарфароз гаштанд. А. Дозморов низ, ки муаллифи тўби духазоруми «Торпедо» дар лигаи олӣ буд, соҳиби мукофот гашт.

Баъди анҷоми бозӣ бо сартренери «Помир» Шариф Назаров сўҳбат кардем:

— Дар сурати бохтан агар вай ҳарчанд ҳам бозии хуб бошад, аз он розӣ буда наметавонам. Гарчанде фарқ байни бозии имсолаи «Торпедо» ва «Помир» нисбат ба соли гузашта аз замин то осмон аст. Дар майдон набудани А. Витютнев, ки зарб хўрдааст ва Ю. Батуренко, ки ду огоҳӣ гирифта буду бозӣ накард, ҳис карда мешуд. Р. Раҳимов бошад, ба хуб набудани саломатиаш нигоҳ накарда, бозӣ кард. Ба ҳар ҳол бозӣ қариб баробар буду натиҷа ба фоидаи «Торпедо».

Ҷумъаи МИРЗО,
шаҳри Москва.
(Ба воситаи телефон).

---

## Дар шумораи имрўзаи «КТ»

Маводҳои сессияи якуми Шўрои Олии РСС Тоҷикистон даъвати дувоздаҳум.

Маводҳои Анҷумани XXI Комсомоли мамлакат.

Ҳафтаи шафқат ва тандурустӣ дар республика.

Футбол.

Шеърҳои нав.

Диққат, конкурс!

---

Ҷонишини муҳаррир
М. МИРЗОШОЕВ.

Ҷавонони Тоҷикистон

Адреси мо: 734025. ш. Душанбе, кўчаи Свириденко, 66

«Молодёжь Таджикистана»
На таджикском языке

Индекс 68857

Газета ба тарзи офсет дар матбааи
Нашриёти КИ ПК Тоҷикистон
(хиёбони «Правда», 16) чоп шудааст.

ТЕЛЕФОНҲО:

Қабулгоҳ — 23-33-37, ҷонишини муҳаррир — 23-34-24, котибот — 22-60-27, шўъбаҳои маънавиёт, мактаб ва донишкадаҳои олӣ, спорт ва ҳарбию ватандўстӣ — 23-32-17, ҳаёти комсомолӣ, мактубҳо ва корҳои оммавӣ, коргарон ва ҷавонони деҳот — 22-39-71, мухбири суратгир — 24-35-91, мухбирамон дар вилояти Ленинобод — 6-52-45, матбаа — 33-47-65.

КЛ 01219 1 2 3 4 5 6 7 8 9 10 11 12 13 14 15 16 17 18 19 20